чӯъ мутолабат кунад. Ва аммо дар ҳаром ҳеч ҳисоб даркор набувад ва ҷазои он ҷаҳаннам бошаду бас.]"

Дар хабар аст, ки рӯзи растахез ҷамъе аз шуълотро биёваранд, гӯлахо ба гардан кашида ва аз эшон пурсанд, ки «фалон ҷарима ин ҳадд дошт ва фалон исм ин такрир. Шумо чаро чое, ки бисьёр буд, кам кардед?» — Гӯянд: «Мо бар бандагони ту раҳм овардем». Ва боз пурсанд, ки «чаро чое, ки кам буд, бисьёр кардед?» — Гӯянд: «Ба сабаби исьёни ту бар ӯ хашм гирифтем. — Гӯянд: «Чаро хашму раҳми шумо бар [хашму раҳми]" мо пеши гирад?» — Бигиред онро, ки биафзуд ва бигиред онро, ки бикост ва дар ҷаҳаннам андозед ва ин муҷримонро маоф доред.»

Пас, дар сурати амри муҷаррад риояи абавайн муфиди ба наҷот набошад, то риояти ҳуқуқи тамоми аҳли истеҳқоқ накунад. Ва хушнудии абавайн бо мухолифати марзии офаридгор ҳеч суде набахшад: Лиқавлиҳи алайҳи-с-салом: «Ло-тоата ли-л-махлуқи фи маъсият-ил-холиқи.»*

Ва он чи дар насс амр ба эҳсони абавайн шуда, яке дар «Сурат-ул-Бақара» [аст]": Қавлуҳу таоло: «Ва из ахазно мисоқа Бани Исроила ло таъбудуна илло-л-лоҳа ва би-л-волидайни эҳсонан ва зи-л-қурбо вал-л-ятомо ва-л-масокини ва қулу ли-н-носи ҳасанан ва ақиму-с-салота ва оту-з-заката» * Ал-оя

Дар ин оят, агарчи мухотаб Бани Исроиланд* дар зоҳир, аммо маънан[138] ин уммат мухотабанд,[139] ки «чуз худойро мапарастед ва ба волидайну хешони наздик ва ятимону бечорагон некуи ва эҳсон ба ҷо оред ва мардумонро сухани хуш гӯед, то сабаби дӯстӣ [ва улфат]" шавад ва ҳикмати тамаллуқу тазаллул бардам назурад ва намоз ба пой доред у закоти мол бидиҳед, [то дар миёни шумо мискин намонад ва расми суол дар миёни шумо бошад». Ва маълум аст, ки дар амр ба эҳсон муфоди ин оят омм аст ва махсус ба волидайн нест. [Оят он ки аз ҷиҳати ақрабият таълим додаанд бар сойри арбоби ҳуқуқ.]"

Дигар, қавлуҳу таоло: «Қул мо анфақтум мин хайрин фа-ли-л-волидайни ва-л-ақрабина ва-л-ятомо ва-л-масокини ва ибни-с-сабили.»* Ин оят, низ дар сураи «Бақара» аст.

Яке аз саҳоба аз миқдори нафақа пурсид, ки «мол дорам, чи низ нафақа кунам»? Ҷавоб дар баёни масриф омад, «чи инфоқ вақте мӯътамадун-беҳ*" бувад, ки дар маҳалли худ воқеъ шавад».

Пас, мавриди инфоқ аввалан абавайн бошанд, аз ҷиҳати қурбати томм, ки мардро баъд аз нафси ӯ волидайн қарибтаранд, пас хешони наздик ҷиҳати силаи раҳим, пас бепадарони сағир, ки қодир бар иктисоб нестанд, шафқати абнои ҷинсро, пас мискинон, ки молдан маоши иктисоб надоранд, ҷиҳати таовун, пас мусофирону гузарандагони роҳро, ки хабари раҳмату раъфати абнои ҷинсро ба олам баранд, [то сабаби ҷамъият гардад. Муфоди амр ба эҳсон дар ин оят, низ омм аст.]"

---

138—139 Б — дар маънӣ мухотаб ин умматанд

Дигар дар сураи «Бани Исроил» Қола-ал-лоҳу субҳонаҳу: «Ва қаза раббука алло таъбудӯ илло иййёҳу ва би-л-волидайни эҳсонан аммо яблуғанна индака-л-кибара аҳадуҳумо ав килоҳумо фа ло тақул лаҳумо уффин ва ло танҳарҳумо ва қул лаҳумо қавлан кариман ва — ихфиз лаҳумо ҷуноҳ аз-зулли мина-р-раҳмати ва қул рабби ирҳамҳумо камо раббаёнӣ сағиран».⁻

Дар ин оя, низ баъд аз наҳй аз ширк [ва амр ба ибодати зоти ақдас]", амр ба эҳсони волидайн шуда. Ва чун навъи эҳсон фаровон аст, кадом навъ бояд?[164] Мефармояд, ки агар пеши ту яке аз абавайн, ё ҳарду пир шаванду муҳтоҷи хидмати ту шаванд,[165] эшонро аз ҷиҳати таъби хидмат «уф» магӯ ва дилтанг машав, зеро ки калимаи «уф» дар мавриди кӯфтагӣ ва дилгирӣ ба забон оянд. Ва бар эшон овоз бармадору[166] бонг мазан. Ва сухан бо[167] эшон ба мулоимату нарм гӯй. Ва паст дор бар эшон болҳои шафқату марҳамат, чунон ки[168] туро эшон дар сиғари син он чунон медоштанд [ва ба зери боли худ туро парвариш карданд.]" Ва бигӯ ва дуо кун, ки «эй[169] парвардигори ман,[170] бубахшой бар эшон, ҳамчунон ки парварданд[171] маро дар сиғари сину овони туфулият, [ки оҷиз будам дар дафъи мазорру ҷалби манофеъ.]"

Ва пас аз ин меояд[172] қавлуҳу таоло: «Ва от зал-қурбо ҳаққаҳу ва-л-мискина вабна-с сабили⁺. Ал-оя. [Ва]" чун ин оёт низ маҳлут ба ҳуқуқи абнои ҷинс аст, зоҳир аст, ки ҳамаи абнои ҷинс дар он[173] [умур]" шариканд, [ва тафсил дар мавриди абавайн аз ҷиҳати аввалияти эшон бошад.]" Ғоят[174] он, ки ба мулоҳизаи ухуввати бародари муслиминро мегӯяд: «Раббӣ ирҳамаҳум камо раббаёнӣ сағиран».⁺ Яъне тариқи эҳсон ба ҳамаи бародарони мусулмон — ҳамин аст шарти иртиботи муҳаббат ва ободии тамаддунро.[175] Ва[176] дар сураи «Анкабут» ворид аст: Қавлуҳу таоло: «Ва вассайно ал-инсона биволидайҳи ҳасанан ва ин ҷоҳалока литушрика бӣ мо лайса лака биҳӣ илмун фало тутеъуҳумо».⁻ Яъне амр кардем одамиро, ки ба падару модар некӯӣ ба ҷо орад ва агар ҷаҳд кунанд абавайн, ки то[177] ширк орӣ ба ман дар он, ки нест туро** ба ҳаққияти он донише.[178] Пас, эшонро итоат макун. Ва зоҳир аст, ки мурод аз ширк бединӣ ва бетоатист ва аз ҳақ ғофил мондан. Пас, агар абавайн ба коре, ки сабаби ғафлат аз ҳақ шавад ва аз тоат[179] боздорад ва

---

164 АБ — мебояд
165 Б — бошанд
166 А — надор
167 Б — ба
168 А — ки
169—170 Б — ё раб
171 Б — тарбия карданд
172 Б — мегӯяд
173 Б — ин
174—175 Б — Нигаред ба илова
176 Б — дигар
177 Б — то ки
178 А — туро донише
179 А — итоат

ба илтизоми муҳаррамот орад, фарзандро таклиф кунанд, итоат ва иҷобат лозим наёяд ва иҷмол дар маҳалли тафсил ифодаи хазар накунад. Яъне дар ширк итоат макун, аммо агар амр ба қатли шахсе кунанд, ё ба қатъи роҳ фармоянд ё ба дигар маъсият, иҷобат [на]** намоӣ. Во албатта ҳукм ин аст, ки дар ҳеч амре мухолифи шаръу мурувват итоати эшон нафармоӣ.

Ва [дигар]** дар сураи «Луқмон» ворид шуда: «Ва васайно-л-инсона би волидайҳи ҳамилатҳу уммуҳу ваҳнан ало ваҳнин ва фисолаҳу фи-омайни ва ан ашкура лӣ ва ливолидайка ва ин ҷоҳадока ало ан тушрика бӣ мо лайса лака биҳӣ илмун фало тутеъуҳумо ва соҳибуҳумо фи-д-дуньё маъруфан ва-т-табаъ сабила ман аноба илайя» *

Дар ин оят низ васият ба эҳсони абавайн ва наҳӣ аз итоати эшон дар амри ғайримашрӯъ ва мусоҳабат ба эшон ба тариқи маъруф ва сутуда ва иттибоъ ба тариқи ҳар каром, ки дар роҳи ҳақ ва савоб бошанд, ба мӯфоди ат-тифлу ит-табиу хайр-ал-абавайни».* Лекин[180] баъзе муфассирин замири «аноба»-ро ба он сарвар, ё сиддиқи акбар роҷеъ доштанд. дар ин ҷо барои эҳсон иллат ва бонси баён рафта, то гумон нарафтанд,[181] ки амр ба эҳсон бе ваҷҳ бошад ва бар[182] муфт.[183] Ва ҳол он ки эҳсон бениваз бояд [ва]** дар ин ҷо иваз низ мавҷуд аст, ки ҳамлу фисол бошад. Яъне эҳсони [фарзанд]** дар муқобили ранҷи абавайн афтад,[184] то миннат нанидад[185] бар эшон. Ва ин таъкид аст дар некӯӣ бо абавайн ва зиёдатии ҳаққи онҳо ва таҳдими[186] онҳо бар аҳли истеҳқоқ ва ин [аст]** сабаби суқути ҳуқуқи ғайр мешавад назди аҷз нафақа аз кулл.

Ва дар сураи «Аҳқоф» омада. Қавлуҳу азза ман қола: «Ва вассайно-л-инсона би волидайҳи эҳсонан ҳамилатҳу уммуҳу каринан ва вазаъатҳу каринан ва ҳамлуҳу ва фисолуҳу салосуна шаҳран ҳатто изо балаға ашуддаҳу ва балаға арбаъина санатан қола раббӣ авзаъни ан ашкура неъматака-л-латӣ анъамта алайя ва ало волидайя ва ан аъмала солиҳан турзиҳи васлиҳ лӣ фи зурриятӣ. Ила-л-охир».*

Муфассирони хос ин оятро барои Сиддиқи Акбар* медонанд, ки шаш моҳ дар шиками модар буд ва ду соли тамом шир хӯрд ва ҳаждаҳсола буд, ки ба хидмати он сарвар [саллаллоҳу алайҳи ва саллам]** расида, дар сафару ҳазар рафиқ гашта. Ва чун чиҳилсола шуд, ин дуо бархонд ва аз муҳоҷиру ансор чуз абавайни ӯ дохили ислом набуданд ва асари иҷобати дуо буд, ки духтараш Оиша* «разиаллоҳу [таоло]** анҳо умму-л-мӯъминин»* гашт ва писараш Абдураҳмон* ва Абӯатиқ мусулмон буданд. Ва авлоди ӯ то ин замон ҳама мутассаф ба салоҳу саdоданд. Муфоди ин оят низ бнайниҳи ҳамон муфоди ояти собиқ

---

[180] Б — Валекин
[181] Б — накунӣ
[182—183] Б — беназ
[184] Б — бошад
[185] А — нанидаанд
[186] Б — тақаддуми

хар нафсе бад-он тан дарнадихад, ё барои маоши номия ба кӯчаю бозор давидан коре душвор. [Фалочарам]**. ба дабдабаи ивоқу ғавғои*** шикоқ авлодро зердаст намуда, коми нафс таҳсил менамоянд.[202] Ва авлод низ вакте ки чашм ба чахон кушоданд ва гӯш ба хар савту садо, аввал нагмае, ки ба гӯши эшон расад, садои уқуқу хуқуқи падар ва модар бошад, то аз хайбати он овоз бар худ биларзанд, чунки онҳо бар умуми ин хаққ*** вукуф нагиранд, балки абавайн низ вокиф набинанд. Ва ба фарз агар донанд дам, барои эҳтимоли матлаб лаби изҳор накушоянд, то салобату сатвати «инак[203] оқ шудӣ ва инак[204] кофир гаштӣ», аз гардан гӯши валад берун наравад. Аммо бақияи[205] аҳли истехкок, агар ба дасташон чизе диханд, ахз мекунанд, нагария зӯровар нестанд.

Фалочарам, дар соири хуқуқ, ки мусовиӣ ин хакки умда аст, он кадар ғавғо ва машғала бозанд намегардад. Ва он чи хуқуки абавайн ба аҳодис[206] вуруд ёфта,[207] камо фи-л-«Мишкоти» фи «Боби-л-бирри ва-с-силати»: «Қола рачулун: ман аҳакку би хусни саҳобати? Қола: уммука. **Қола: сумма ман?** Қола: уммука. Қола: сумма ман? Қола: уммука. Қола:сумма ман? Қола: абука. Ва фи ривоятин қола: уммука, сумма уммука, сумма аббока, сумма адноко фаадноко».+

Пурсиданд, ки «лоик ба хусни муошарат [ва мусохабат]** кист?» [Он сарвар, саллаллоху алайхи ва саллам]** фармуд: «Модар». Ба такрор савол рафт. Ҷавоб шуд, ки «модар». Ва дар ривояте баъд аз такрор[208] фармуд, [ки]** баъд аз модар падар, пас аз ӯ[209] он ки ба ту наздик аст дар[210] каробат»[211]. Пас аз ӯ хамчунин дар ин хадис тарғиб аст,*** аввалан ба гузориши эҳсон дар хакки модар, зероки соҳиби хамлу фисол [ва фитом]** аст, баъд аз он падар, зероки[212] соҳиби инфоқ ва тарбият аст. Баъд аз он хешовандон чиҳати силаи раҳим, баъд аз он агар иститоат бувад, ба гузориши хуқуқи дигарон қиём мекунад.

Дигар, «Қавлуху алайҳиссалом: «Рағма анфиҳи рағма анфиҳи рағма анфиҳи. Қола: ман ёрасулуллох? Қола ман адрака волидайхи инда-л-кибари аҳадуҳумо аз киллохумо сумма лам ядхул-ал-чаннната».+ Фармуд: «Салаллоху алайхи ва саллам,» ки «хоколуд бод бинияш мукаррар [то се бор.]** Пурсида шуд,[213] ки «Бинии кӣ? [Ё расулуллах, бинии кӣ?]** — Гуфт: «Бинии касе, ки дарьёбад яке аз абавайнро ё харду ро дар холати пирию заъф ва хидмат накунад, то дохили бихишт нашавад».

---

[202] А — менамоянд

[203] А — ин ки

[204] А — ин ки

[205] Б — соири

[206—207] Б — аҳодиси зоҳира собит шуда:

[208] Б — дар мартабаи чаҳорум

[209] Б — падар

[210—211] Б — аз хешовандон

[212] Б — чунки

[213] Б — пурсиданд

эшон шарт бувад дар ҳуқуқталабӣ. Балки абавайни салоҳ аз фарзанд ҳеҷ талаби ҳақ накунад ва ба муҷаррадн салоҳи эшон итоати фарзанд ва хидмати ӯ бар эшон воҷиб гардад, савобу самари он дар дунё ва охират биёбад. Ва агар накунад, ба ҳар ду ҷаҳон мустаҳаққ бошад, магар ки эшон афв кунанд. Ва ин адами талаби ҳақ аз абавайни солеҳ далели ризо ба қазо ва таслиму таваккул бошад ва он ки ҳақталаби кард, далели фасоди ҳоли ӯ бошад ва он аз адами қаноату андешасарӣ бархезад ва далел бувад бар адами тафвиз ва таваккулу розӣ набудан ба қазову қадари илоҳӣ.]"

Дигар, қавлуҳу саллаллоҳу алайҳи ва саллам: «Ман асбаҳа мутиан ли-л-лоҳи фи волидайҳи, асбаҳа лаҳу бобони мафтуҳони мин-ал-ҷаннати. Ва ин кона воҳидан фавоҳидан. Ва ман амсо осиян лиллоҳи фи волидайҳи асбаҳа лаҳу бобони мафтуҳони мин-ан-нори. Ва ин кона воҳидан фавоҳидан. Қола раҷулун: Ва ин залмоҳу? Қола алайҳи-с-салом ва салавот: Ва ин залмоҳу ва ин залмоҳу ва ин залмоҳу!. Ва-л муроду би-з-зулми мо яталлаку би-л-умури-д-дуньявияти ло ал-ухравиятӣ.+

Яъне [ҳар] касе,*" ки сабоҳ бархезад, худойро ва*' мутеъ бувад бо[223] абавайн, ду дар аз биҳишт барои ӯ кушода бувад.[224] Агар дар он рӯз бимирад, дар итоати эшон, гӯ, аз ҳар*" кадом дар дарравад. Ва агар аз абавайн яке бошанд, як дари кушода бувад, ки аз он дарравад. Ва касе, ки шом кунад худойро ва бо абавайн осӣ бошад ду дар аз дузах барои ӯ кушода бувад. Ва" агар яке бошанд, як дар. Агар дар он шаб бимирад, дар исъёни эшон аз ин абвоб дар дузах кашандаш. Марде пурсид, ки «ё расулуллоҳ ва агарчи абавайн зулм карда бошад?» Он ҳазрат муқаррар фармуд, ки «агарчи абавайн зулм кунанд ӯро» [ва]" мурод ба зулм он чи таалluқ ба умури дуньявӣ гирад на умури ухравӣ. Масалан, абавайн аз ҷиҳати заъфу касал ба амри мофавки тоқати фарзанд бифармоянд [аз умури дуньявӣ,]" ки мисли ӯ он кор натавонад кард. Мисли кандани чоҳ барои об, ё ҳамли чизе[225] гарон, ё рафтан ба роҳи дур бе маркаб,[226] ё иртикоби[227] муздурӣ барои нафақаи онҳо, ки[228] он фарзанд нафси олӣ дорад[229] ва ба корҳои хасис тан дарнамедиҳад, магар[230] ҷиҳати дарёфти хушнудии онҳо[231] қабул мекунад. Ба хилоф, ки агар шарир[232] бувад, сар аз фармони онҳо боззанад[233] ва онҳоро зоеъ бигузорад ва бигурезад ва амри онҳо ба ҷо[234] наёварад. Ва

---

[223] Б — бар
[224] Б — шавад
[225] Б — бо
[226] Б — пиёда
[227] Б — вар ба
[228—229] фарзанд чун солеҳ бувад, бо он ки нафси олӣ дорад
[230] Б — ман золика аз
[231] Б — эшон
[232] Б — толеҳ
[233] А — боззорад
[234] Б — чое

амр ба тафриқ намуд. Ва ҳазрати Абдулло* [бо илм бад-он]" аз ҷиҳати муҳаббати муфрит ибо мефармуд. Пас, ҳазрати* Форук* ба он сарвар шикоят бурд ва ташхиси худ эълом кард. Он сарвар салаллоҳу алайҳи ва саллам донист, ки ҳақ ба ҷониби Умар* аст, амр ба талоқ кард. Ва агар Форуки аъзам салоҳ дар он издивоҷ донисти, ҳеҷ ба тафриқ розӣ нашуди, зероки падарони борр[245] ҷуз салоҳи фарзандон нахоҳанд. Ва ҳамчунин соҳиби шарр[246] ҷуз салоҳи фарзандон нахоҳанд. Ва ҳамчунин соҳиби шаръ бо[247] он[248] ҳама васоъ, ки дар мувосою модоро бо занон фармуда [ва аз итлоқ наҳй фармуда]", ҳеҷ амр ба талоқи ҷабрӣ нафармояд. Ва аммо он чи иллат дар ин талоқ мубайян нашуда, таълим мар — умматрост, ки тафаҳҳус ва таҷассуси замоир ва сароир накунанд. Ва ба мазмуни «устур камо сатар-ал-лоҳу алайка»,* киём намоянд.

Ва дар хабар ворид аст, ки он сарвар аз сафар расид ва дар ҳавлии Мадина нузули [баҳчат]" фармуда ва мунодӣ кард,[249] ки «мабод ки нимшаб касе ба шаҳр андарравад, магар алассабоҳ». Ду кас мухолафат карданд ва занонро бар кабоеҳ диданд. Гарази он сарвар он буд, ки занон дар шаҳр бе шавҳаранд, мабод ки худро вохӯхта монанд ва шавҳар ба болои онҳо [ногоҳ]" дарравад, ки мунҷар ба кашфи сатр гардад.

Ва* чун аксари икоҳ ва шиқоқ ба восита зани писар вокеъ мешавад, модар[250] писари[251] худро соҳиби ҳақ мепиндорад ва зани писарро ғайри мустаҳақ, балки аз ҷавори ва ходими худ низ адд намекунад. Барои исботи ҳаққи [зан]" ду-се нусусу санад оварда мешавад: «Қола-л-лоҳу субҳонаҳу фи мӯҳками танзилихи: Ва лаҳунна мисл-ул-лази алайҳунна би-л-маъруфи».* Яъне мар занонрост ҳуқуқ[252] мисли он ҳуқуқ, ки мардонро бар эшон аст, ба ҳусни муошарату тафаккуди аҳволи ҳамдигар ва муомалат ва нэкӯ кардан дар умури маош. Аз ин оят мусовоти марду зан лозим меояд дар ҳаққгузорӣ ва ҳаққталабӣ.

Ва* аммо фазли мардон бар занон аз ин оят, ки «ар-р-иҷолу қаввомуна-ала-н-нисои»* собит аст ва занонро нарасад, ки бо риҷол дами мусовот зананд ва он чӣ дар ҳадиси [зоҳира]" ворид[253] шуда[254] дар боби «ишрат-ун-нисо ламмо фи-Мишкоти. Иставсӯ би-н-нисои хайран фа-иннаҳунна хуликна мин зилъин ва ин аъвача шайун-фи-з-зилъи аълоҳу фа ин шиъта ақаймтаҳу касартаҳу ва ин тарактаҳу лам язал аъваҷун фа иставсӯ би-н-нисои хайран».* Тарғиб аст ба муҷомалат ва мадоро дар мухолоти занон ва тафаққуду раҳмат бар онҳо ва афви нуқсоноти онҳо, зероки онҳо*" офарида шудаанд аз[255] устухони паҳлӯи чапи Абулбашар.* [Одам]", алайҳиссалом каҷтарин устухони

---

245 А — боррӣ
246—247 Б — ба ин
248 Б — ба
249 Б — дарзод
250—251 Б — мар модаронро ва эшон
252 Б — ҳуқуқҳо
253—254 Б — воруд ёфта
255 Б — эшон аз

кабургаи тарафи болои ӯст. Агар хоҳӣ, ки рост кунӣ, бишиканад ва агар бигузорӣ, ҳамон каҷии [ӯ]'' доимӣ*' бошад:

[Байт]''

Зан аз паҳлӯи чап шуд офарида,
Кас аз чап рости ҳаргиз надида.

Пас,*'' агар*' ин каҷӣ дар тинати зан мухаммар аст, ҳамчунон дар тинати модаршӯ ва модарзан низ мухаммар бувад.[256]. Пас, ба илвои ноҳаққи онҳо [бояд ки]'' мардон ва ҷой нарванд [ва ба қавли зӯри эшон эътимод нанамоянд.]''

Дигар, қавлуҳу алайҳи-с-салом хайрукум, хайрукум лиахлиҳи ва ано хайрукум лиаҳлӣ ва идо мота соҳибукум фадаъӯҳу.* Дар ин ҳадис низ таъкид аст дар муомалат ва эҳсон дар ҳаққи занон, то ки дуо кунанд ба хайр баъд аз мавти[257] эшон.

Дигар, «сунта ми ҳаққу завҷати аҳадино. Қола алайҳи-с-салом ан тутъимаҳо идо атъамта ва тукасуҳо идо иктасайта ва ло тазриба-л-ваҷҳа ва ло тукабиҳу ва ло таҳҷуру илло фи-л-байти*».

Дар ин ҳадис меъёри эҳсон баён шуда,[258] то ки мардро намояд, ки зиёда аз зан бар нафс инфоқ кунад ва аз харҷи бипӯшад, занро бипӯшонад [ва аз харҷ бихӯрад занро бихӯронад ва]'' чун кор ба зарб анҷомад, ба[259] рӯи ӯ мазанад[260] ва дар дурӣ аз фироқ ба хонаи дигар ҷудой нагузинад.

Дигар, инна мин акмали-л-мӯъминина имонан, аҳсанаҳум хулқан ва алтафаҳум би-аҳлиҳи.* Бале, мардумони карим-уннафс мағлубу маққури занон бошанд ва мардумони лаим-уннафс қоҳиру ғолиб [ва]'' агар қаҳр ва ғалаба гунҷоиш дорад аз мардон ба мардон ҷиҳате дорад на дар[261] занон.[262]

Дигар, «лайса минно ман хаййаба имраатан ала завҷиҳо ав абдан ала сайидиҳи».+ Ин валид ва инзор аст дар ҳаққи касоне, ки миёни зану шавҳар ва ғуломи сайид ҷудой андозанд[263] [ва] якеро[264] аз он дигар [265] навмед гардонанд.[266]

Аз ин ҷо маълум мешавад, ки модари писар, ки писарро ба талоқи зан бе ваҷҳ хонад, ҳолаш чист?! Пас, дар амсоли ин маволеъ аз оёт ва аҳодис каломи маҳмул ба ҳазфи изофат ва завонд бошад, яъне «ин коно-л-волидайну солиҳайни мӯъминайни ва би валадайҳумо»+ бар ин ки бояд абавайи муттақӣ ва мутаваррӣ бошанд ва толиби садод ва салоҳи фарзанд ва нахоҳанд зарари дунёе ва охирати ӯро. Ва*' ҳамчунин ҳуқуқи занон ба шарти иффат ва мутовиату адами нушуз ва ҳаққи ҳамсоя ва хеш ба шарти адами зарар ва ҳаққи хидаму чаворӣ ба шарти

256 Б — бошад; А — аст
257 Б — мавту фавти
258 Б — шуд
259 Б — бар
260 Б — назанад
261—262 Б — бо занон, ки эшон биззот заифулхилқатанд
263 Б — андозад
264—265 А — аз якдигар
266 Б — гардонад

тоат на инкнёд ва ҳаққи фарзанд ба шарти салоҳ ва фармонгузорӣ. Пас, агар маонии нусус бар итлоқи хоста[267] шавад, муҳимми таклиф ба мо-лоютоқ бошад. Масалан,[268] амр ба эҳсон бо вуҷуди шарорати абавайн ва амр бо некӣ дар ҳаққи зан бо адами ризои эшон. Ва ҳол он ки хушнудии ҳар кадом сабаби*' адами хушнудии*' он дигар мегардад ва ин дар вусъи банда наёяд, ки «ло юкаллифу-л-лоҳу нафсан илло вусъаҳо.»* Балки агар бино бар зоҳири [нусус]'' ниҳода шавад, ҳукми нусус ба ҳамдигар муориз меафтад[269] ба муфоди «ал-қавлони изо таъоразо тасоқато»*, ҳеҷ ҳақ собит намешавад на абавайнро ва на фарзандро ва на занро, чи ҳасби[270] фармони нусуси боҳира падару модар ва фарзанд ва*'' зан*'' ва ҳамсояю айтом ва масокину ғайраҳум ҳама лозим-ул-иттибоъ бошанд ба ҳама ҳол. Чи бирру эҳсон бе иттибоъ ва муҷомалат ва итоат сурат набандад, ки агар соиле ва фақире аз ту дираме хоҳад, додани ту айни итоат ва иттибоъ аст.

Пас, амр ба иттибои модар амр ба тарки иттибои зан афтад ва амри иттибоъ[271] ба зан[272] амр ба тарки иттибои модар, масалан. Пас, албатта, дар мисли ин мавоқеъ ҳукми насс машрут ба шароит бошад. Чунон ки гуфтем, пас мавориди нусус [назар ба он чи тамҳид кардем,]'' он абавайн бошанд, ки олим ва мутаварреъ ва мутадайин будаанд.[273] Ва пеш аз никоҳ илм доранд дар амри никоҳ, ки никоҳ барои чӣ мекунанд ва ғараз аз тазаввуҷ[274] чӣ, то бандае ба воситаи онҳо дар роҳи худойтаоло қоим гардад ва уммате дар зайли мутобеони он сарвар, [салаллоҳу алайҳи ва саллам]'', зиёда шавад ва мақсуд аз никоҳи муҷаррад истифои шаҳватрониҳо ва истимтоъ набувад, балки истидъои валади солеҳ карда, ба одоб ва таҳорат ба ҳамдигар расида буванд.[275] Ва ин абавайн ба ҳар пеша, ки бошанд ба ваҷҳи масиун зиндагонӣ мекунанд ва аз ҳамаи маҳорим ва шубаҳот муҷтанибу муҳтаризанд. Фалошакк фарзанд, ки аз чунин абавайн ояд, албатта[276] автод ва абдол хоҳад буд ва ӯ ҳеҷ дам бар хилофи ризои абавайн наравад ва абавайн низ бар ӯ даъвия ҳуқуқу[277] ҳуқуқ[278] наёранд. Фаммо, аз тақозои даври сипеҳр фарзанде нохалаф аз чунин абавайн ояд, ки эшонро биранҷонад ва ин нодир бувад ва ба додани онҳо қонеъ набошад. Ва эшонро аз[279] ин мамарр ташвиши дода, толиби зиёдатӣ бошад ва ба фарзи эҳтиёҷу нотавонии эшон нафақа нарасонад ва хидмат накунад, муставҷиби ҳамаи ваъидот бошад. Самарот ва натиҷаи ин уқуқ ба дунёю охирати

---

[267] Б — гузошта
[268] Б — ки
[269—270] Б — афтад ва ҳеҷ ҳаққе собит нашавад ба муфоди алқавлон изо таъорузо тасоқата. Чӣ ба
[271—272] А — ба иттибои зан
[273] Б — бошанд
[274] А — тазвиҷ
[275] А — буданд; Б — бошанд
[276] Б — албатта ӯ
[277—278] Б — ҳуқуқу уқуқ
[279] Б — дар

ӯ[..] сироят кунад ва ризои ончунин абавайн бо ризои рабб ва саҳаташон ба саҳати ӯ муқорину[280] мусовӣ[281] бувад.

Ва агар абавайн бар хилофи ин бошанд ва ғарази никоҳ ва офаринишро надонанд, балки муҷаррад айшу ҳалови инзоли манӣ матлуб доранд, агар фарзанде оянд шарир, ки эшонро биранҷонад, ҳеч осиму [illegible] нашавад ва нек монанда бувад ҳолашон бо нарҳаре, ки ба мода мукорабат кард ва бачча овард. Ва ин бачча гоҳе гардани падар мехоид ва гоҳе гуши модар ва гоҳе лагад ба пешонаи падар мезанад[282] ва гаҳе ба синаи модар. Ҳеч кас гумон накунад, ки ин курра[283] гуноҳкор[284] аст ва бо абавайн осӣ ва зиёнкор, балки гӯяд: «Боке нест»:

[Байт][..]

Лагади харе ба харе расад,
Аф-афи саге ба саге ҳурад.

Ва ин абавайнро аз таҳаммули лагади ин «фарзанди ало» чора набувад. Бале, вақте ки туро олоти раҷулият биҷунбад ва чашм аз ғалабаи иштиҳо сурх шавад, ҳарвор каф ба даҳон орӣ ва бо зан дарафтӣ ва дар ин сухане муҳайиҷ[285] шаҳват аз ту ё ғайр бишнавад ва девонавор бо ту омезад. Дар ин миён агар фарзанде оянд, туро бо зан ба он валад ҳеч ҳуқуқи[286] собит набувад[287], зероки ҳар кадом ҳиссаи матлуб аз айши худ бардошта бошанд ва ҳеч касеро нарасад, ки гӯянд: «Мо туро парвардем ва ширу нонат расонидем»

Зероки он чи додаанд, ӯ — таоло дода ва расонидааст,[288] нон дар тануро хон ӯ сурх мекунад ва шир дар деги пистон ӯ сафед мегардонад. Бечора одамӣ дар иктифои ризқи нафси худ оҷиз аст ва муҳтоҷи ҳазор нафси дигар. Ӯ кист, ки ба ғайр ризқе диҳад ё мутакаффили рӯзии дигаре шавад?!

[Қитъа][..]

Гарчи рӯй аз кафи ҳоҷаст, рӯзидеҳ худост,
Бар сари рӯзихурон хуш нест з-ӯ миннат ниҳи.
Нест ӯ чун косаву кафгир деги ризқро,
Беҳ, ки бошад косаву кафгир аз миннат тиҳи.

Ва бештар миннати модарон барои фитом аст, ки «ман туро шир додам». Ин ҳокис надонад, ки агар тифл надорад, шири ӯ [ба ӯ][..] офати ҷон аст ва мӯриси саратони пистон, ки соате таҳаммулу сабр дар ҷамъи он[..] ва ҳифзи он надорад, то ки бар замин ва девор бидӯшад[289] ва махлас ёбад ва уро чун шукргузорӣ бувад, ки нафас ба нафас фарзанд уро аз фавту мавт раҳой мебах-

[280–281] Б — мусовии муқорин
[282] А — мезанад
[283] А — курраҳо
[284] Б — гунаҳкор
[285] А — мубтаҳиҷи
[286–287] Б — ҳуқуқ собит нашавад
[288] Б — расонида бошад
[289] Б — бичӯшад

шад. Ва миннати падар барои[290] нон низ[291] аз ҷаҳолати ӯст. Набинад, ки бисёр тифлон аз бенонии падар ва ноҳифозии модар дар масҷидҳо ва роҳҳо лақит мешавад,[292] халлоқи ҳаким дигареро ба онҳо меҳрубон мегардонад, ки бармедоранд ва тарбият мекунанд:

[Байт]*

Гар рӯзии кас музаи тараддуд будӣ,
Аз байзаи зоғ ҷумла Анқо рустӣ.[293]

Пас, ба ҳама ҳол рӯзидиҳандаи абавайн ва авлод ба муфоди «наҳну нарзуқукум ва иййёҳум+» ӯст, субҳонаҳу ва таоло. Пас, ҳуқуқи абавайн дар зиммати авлод ҳуқуқе бувад мурувватӣ ва одатӣ аз қабили ҳаққи ҳамсояю масокин ба муфоди*⁻ «ҳал ҷазоу-л-эҳсони илло-л-эҳсону.+*''»

Ғоят он ки аз ҷиҳати ақрабият ва авлавият аз соири арбоби ҳуқуқ ба тақдим аҳаққ шудаанд, ки агар валад истеъдод дорад, аввалан ба қиёми ҳуқуқи онҳо пардозад, пас ба арбоби истеҳқоқи дигар, то куҷо, ки тавоноӣ бошад, «ал-ақрабу*⁻ фа-л-ақрабу.+*''» Ва агар мустақил нест, ҳуқуқи дигарон соқит бошад, илло абавайн,[294] ки[295] агар музмин ва мискин бошанд, барои нафақаи заруриии онҳо касб мекунад. Дар ин сурат нусус ифодаи вуҷуб мекунад ба шарти салоҳи онҳо ва*' агар муфсид бошанд, онҳо ҳаққи худ соқит карда бошанд ва фарзанд бари-уз-зимма бошад.

Масалан, падаре шарир асбу шамшер надорад, ки роҳ қатъ кунад, лоилоҷ аз ҷиҳати таътил дар хона менишинад ва намоз мекунад ва ба қадри кафофи ҷӯъ сабр меорад, ки агар савори силоҳ будӣ, хонаҳоро аз ҷатои туҷҷор ва захираи корвон ороста кардӣ*' ва аз рамаи дигарон*'' гӯсфандони[296] фарбеҳ ба матбах кашидӣ. Пас, писар[297] ба исъёни ин чунин абавайн оқу[298] осӣ[299] нашавад ва дар ин ҷо иқоқею шиқоқе индашшаръ ва индалақл собит намешавад. Чунон ки донистӣ ва чунон ки[300] ҳамсоя ва масокин гиребони шахсро нагиранд, ки моро ба ту ҳаққ собит аст, ҳамчунин абавайнро нарасад, ки бе мӯҷибе гиребонгири писар шаванд ва уқуқу ҳуқуқ дар миён ниҳанд. Мабод ки писар низ шарир бувад ва гиребони ҳар кадомро[301] гирад[302] ва гӯяд: «Агар шумо ду шақӣ ба ҳамдигар намерасидед, мисли ман муфсиду шарир мавҷуд намешуд»,[303] ҳеҷ ҷавоб наёранд гуфт, зероки дар тазаввуҷ салоҳу садоди фарзандро аз Худо нахостаанд ва дар му-

---

290–291 Б — низ барои нон
292 Б — мешаванд
293 Б — мерааст
294–295 А — абавайнро
296 Б — гӯсфандон
297 Б — сар
298–299 Б — осию оқ
300 Б — ҳамчунон
301–302 ҳадом бигирад
303 Б — намешудам

ҷомаат муомалаи сутур намуда, балки ду шақӣ як шақоватие-шан дигарро зиёда[304] кардаанд ва [ҷанги миллати ислом ва имон шуда]* ва оку шикок, ки дар миёни авоми халқ шӯхрат дорад, ки фалон ба модар[305] осию оқ аст ё модарозор[306] ва падарбезо-ронро ба хеч эътидод ва эътибор натавон кард. Ва агар баъзаҳ ва исме собит шавад, дар зоҳир ба ҳар се шомил аст аз якеро бар дигаре фазл не ва ҳама аз абавайну валад муставчиби ва-бол*' аз наколванд. Балки[307] агар дар ҳақиқат бинигарӣ,[308] дар сурати салоҳи абавайн ҳам уқуқ ба субут намерасад, чи мухола-фат ва низоъ, ки фимобайни абавайн ва авлод меафтад, он ҳам бино бар ҳикмат ва маслиҳати ҳоли онҳо бошад ва он маҳмул бувад бар адл ва меҳрубонии ӯ — таоло ва як навъ аз низор бо-шад бо абавайн. Агар писар шарир бувад ва билъакс, агар аба-вайн муфсид бошанд, чи тасаллути шарир бар[309] бөрр[310] дар зо-ҳир зулм намояд [ва]* дар ботин маҳз раъфат бувад[311] ва ад.[312] ба муфоди «ва мо-л-лоҳу ӯриду зулман ли-л-ибоди+». Ва чун эътон валадро ӯ—субҳонаҳу дар зайли имтинони неъмат оварда, он ҷо, ки мефармояд: «ҳув-ал-лазӣ ҷаъала лакум азвоҷан ва ба-йна ва ҳафадатан ва разақакум мина-т-таййибот.+»

Пас, фарзанд назар*' ба муфоди он аз ҷумлаи шаҳои вочиб-уш-шукр бошад ва неъмат нақмат метардад, дар ҷое, ки дар неъ-мат куфрон оранд ва он неъмат вабол ва нақолн ҷон гардад. Ба[313] муфоди ояи[314] «ин-ал-лоҳа лам яку муғайир-ан-неъмати анъамаҳо ала қавмин ҳатто юғайирӯ мо бианфусиҳим.+»

Пас, вақте ки абавайн бо ҳама салоҳ бинобар ғафлате аз ҷо-даи мустақими ҳаққа мунҳариф шаванд масалан, эътимод бар фарзанд кунанд,[315] ҳақ-таоло ин фарзандро бар онҳо гуморад ва агарчи солеҳ бувад ҳам, сифати шарр бар замираш ғолиб гардо-над, то ба мухолафати абавайн бархезад, то эшон мутанаббеҳ гашта, ба роҳи савоб оянд ва то*' эътимод ба ғайри ӯ—таоло наё-ранд ва ҳамчунин валади [шарир]* низ аз ҷиҳати ҳадосати син аз[316] офаринандаи худ фаромӯш кунад, ё дар таҳқиқи мураббӣ ва дин ва роҳи фалоҳ тараддуд накунад, ва эътимол бар аба-вайн дорад,[317] балки эшонро хосс ба рубубият гузинад, ҳақ суб-ҳонаҳу абавайнро бар ӯ мусаллат кунад, то аз эътиқоди рубубия-ти онҳо пушаймон шавад ва огаҳ гардад ва бидонад, ки мураб-бии ҳақиқии ӯ офаридгори таоло аст, на абавайн ва ҳофизу во-лии ӯ*'—ӯ, субҳонаҳу аст, на волидайн.

Пас, рӯзе ки абавайн ба салоҳ оянд ва ба ҳақ инобат ку-нанд, ҳамон рӯз фарзанд аз ғайри ӯ мутеъ ва мунқод шаванд.

---

304 А — зиёд

305 Б — падару модар

306 Б — модарозорон

307–308 Б — Дар ин боб агар назар ба ҳақиқат гуморӣ

309–310 А — боз

311–312 Б — ва адл бувад

313–314 Б — чунон ки ӯ, субҳонаҳу, мефармояд

315 Б — оранд

316 Б — чун аз

317 Б — нарзад

Пас, агар [ту]** нек дарнигарӣ ва таамму̣л кунӣ, ин шарорат низ аз касофати хазрати абавайи дар ин валади шариф ба зухур расида, дар ағлаб ба мӯфоди «ал-валаду сирру абиҳӣ+» ҳоли падари бузургвор низ маълум мешавад, ки ин ҳочабаччагони мақбул аз кучо омадаанд ва ин ахлоқи [сутуда]* аз кучо омӯхта! Ва савобу самари ин фарзанди азиз низ** ба дунъё ва охират ба рӯзгори ин* абавайн мулҳақ хоҳад буд.

Пас аз ин чо[368] маълум шуд, ки накбат ва идбор аз шумии абавайн ба фарзанд оид мешавад, на аз мухолифати онхо, ва давлат ва иқтидор аз касбу тараддуд ба даст меояд,[369] на аз ризоии онхо.

Агар гӯӣ[370]: «Бисьёр касон касбу тараддуд мекунанд, ба давлат намерасанд ва чуз кути лоямут тахсилашон намешавад, то ки дастнон ба зиёд мелиханд, ва муфлис берун меоянд». — Гӯем: «Агар аз касб чуз қадри кафоф наёбад, аз он аст, ки ба вачхи шаръ муомала мекунад ва ба суди андак қониъ мешавад [ва]** ин далели саодати ӯст». Ва*' агар фоида ва суд бисьёр дорад, гӯем, аз шубха[371] ва рибвоъ эхтироз надорад [ва]' ин далел [ба]* шақовати ӯ [бувад.]** Ва агар зиёнкор аст, гӯем, мусриф аст раъси мол[372] ва рибҳ ба гайри мавқеъ талаф мекунад, вагарна мухоли ақлист, ки кас касб кунад ва аз шубха ва рибвоъ эхтироз нанамояд ва аз исроф ва итлоф махзур бошад, дуньё чамъ нашавад. Оре, агар назир[373] ори,[374] ки» ин валад ба дуои абавайн мартабаи фахр ва тачрид ёфт ва аз ахли хидоят ва иршод гашт, муслим бошад ва касеро бар[375] он шубха[376] ва эътироз нарасад, ки волидайни[377] борр бирри фарзанд истидъо намоянд ва салоху рашоди ӯро масъалат кунанд:

[Гар сухан аз худ надорӣ, лаб бубанд аз гуфтугӯ,
То ба кай чун хома ронӣ ҳарфи мардум бар забон]*

Дигар,[378] бидон,[379] ки ҳуқуқи абавайн агар ҳама ба нусус ворид нашавад, қатъи назар аз он ҳам ба мазхаби футуввату муруввати ва ҳам бад-он илм, ки эзид субҳонаху дар замири ҳамаи ашхоси инсонӣ мавдаъ ниходааст, собит аст. Ва ҳар кase ба вичдони худ дармеёбад, ки волидайн лозим-ут-итоат ва ва-л-иттибоанд, зеро ки сабаби вучуду маърифат ва** имону исломи ӯ шудаанд ва боиси нашъёни илм ва касби[380] ӯ гашта, дар парваридани[381] ӯ аламу ранчҳо бардошта.[382]

Албатта, дар муқобалаи ин некӯиҳо онхо мучомаат ва муво-

---

368 Б — муқаддимот
369 А — намеояд
370 А — гӯяд
371 Б — шубах
372 Б — раъсулмол
373—374 Б — масал зананд; А — назире ори
375—376 Б — бад-он шубах
377 Б — абавайни
378—379 Б — бояд донист
380 Б — фазли
381—382 Б — тарбияти ӯ аламҳо ва ранчҳо зада

соро[383] лозим шумурад ва бе боисе дар адами ризои онҳо саъй накунад ва чун муҳолафат дар миён ояд, бидонанд, ки дар ин миён сабабе аз тарафайн афтода,*' бояд ки тарафайн*' ба тадоруки он кӯшанд. [Ва]' агар аз тарафи фарзанд аст, абавайн сабру таҳаммул [намоянд]'' ва насиҳат фармоянд ба муқтазои сироти ҳаққа ва агар аз [тарафи]' абавайн аст,[384] фарзанд низ то тавонад таҳаммул орад ва илло ба тавассути касон эълом диҳад, агар амри нохақ бошад.

Оре, ҳаққи[385] эшон[386] дар борам валад[387] ранги вуҷуд мегирад.[388] Агар муъмину мискин ва заиф бошанд, [ва аҳли салоҳ]'' ва илло ҳаққашон[389] ҳаққе бувад муруввати ва одатӣ ва он[390] лозимуладо набувад. Ва*'' агар валад муъсир бошад*', чунон ки аз маворидн нусус донистӣ, иброи зимма аз ҳаққи муруввати ва одатӣ мӯриси муздy савоб мешавад, агар ба масраф ва мавқеъ адо кунанд ва агар бемавқеъ[391] ва масраф[392] ба кор доранд, хусрону накол бор орад. Чунон ки шамшер ба ҳамсоян шарир ва нафақа ба молари қаҳба ва итоат бо падари хунӣ. Масалан, то мӯҷиби фасоди онҳо гардад ва дар он фасод вай*' шарик бошад ва баъд аз он ки ҳаққи муруввати ба тарики таъкид собит бошад, аз барои вуҷуби он чӣ лоиқ,[393] ки даъвии ақоқу шиқоқ дар миён ниҳанд ва ин даъвӣ бар ботил афтад, на бар ҳақ. Зеро ки он чи собит аст, дар субуту исботи он таҳсил ҳосил аст ва ҳар кӣ мукаллаф бувад ва тавонад дар адо ва ибро аз он саъй мекунад ва ҳоҷат ба гуфтану талқин кардан набошад. Масалан, агар касе бо ту муовანате кунад, бе хости ту филфавр дар нафси ту қарор гирад, ки*' бо ӯ эҳсоне кунӣ дар муқобалаи он.

Пас, агар ин шахс гиребонгир шавад ва музд талабад бо он ки аз ғайри амри ту он кор кардааст, ҳаққи худ ба зиён диҳад ва кардаи худ нокарда кунад. Пас, агар дираме додаӣ бошӣ, надиҳӣ*'' ва* ба фулусе чанд ӯро аз худ бироӣ ва эҳсони лоиқ нанамоӣ. Инчунин аст ҳоли абавайн, ки бо валад даъвии ҳуқуқ доранд.[394]

Пас, сабили абавайн он бошад, ки то фарзанд дар иёли эшон аст, ӯро тарбият мекунанд ва баъд аз рушд чун касбу илм омӯхтанд, занаш бидиҳанд. Он гоҳ абавайн ӯро яке аз бародари муслимин фарз кунанд ва салоҳу фасоди ҳоли ӯро ба Худованди ӯ муфаввaз доранд [ва]' агар ин фарзанд бар онҳо эҳсоне кунад, аз ӯст ва агар исьёне кунад ҳам, бар ӯ. Ва фарзанд низ дар он чи мувофиқи шаръ ва ақл ва муруввaт бошад [ва]' фармони онҳоро аз фарзи лозимулaдо медонад ва итоату никиёд мегирад ва

---

383 А — мавосо
384 Б — бувад
385—386 Б — ҳуқуқи абавайн
387 Б — фарзанд
388 А — наметирад
389 Б — ҳуқуқашон
390 А — ин
391—392 А — бемасраф ва бемавқеъ
393 Б — лозим
394 Б — оранд

он чӣ мухолиф бошад ба «ҳову ҳала» муносо кунад,*" на салбе, ки онҳо биранчанд, на эҷобе, ки худ ба маҳлака афтад: «Ва ибтағи байна золика сабилан.+»

Дигар, билон,[395] ки то шахс бо офаридгори худ мутеъ бувад ва аз ӯ хоиф бошад, ҳеч зану фарзанд ва абавайн ва ғайраҳум ба мухолифати ӯ[396] барнахезанд ва ҳама мусаххару мутеъ ва мункод бошанд.

Пас, волидайн абавайн аз валад ва валад аз аб,[397] ё аз*' дигаре эътироф бувад бо бадии хештан, ки чаро аз [ибодат ва]*' тоати ӯ*'—таоло сар боззаданд, то*' ӯ—таоло,[398] дигареро бар онҳо мусаллат нанамуди ва ҳамаро бар эшон мусаххар намудӣ:

[Қитъа]*'

Гар газандат расид зи халқ маранҷ,
Ки на роҳат расад зи халқ на ранҷ.
Аз худо дон хилофи душману дӯст,
Ки дили ҳарду дар тасарруфи ӯст.

Ин миқдор калимоти баланд[399] ва никоти арҷманд басанда бувад касеро, ки худро корфармо бувад,[400] то ба зану фарзанд дил набандад ва такья бар ғайри ӯ—таоло, накунад ва чашми таваққӯъ аз аб ва валад бардӯзад ва ӯ—субҳонаҳуро мураббӣ ва мӯъини худ шиносад, то[401] ӯ—таоло, ҳам ӯро ба сабаби муътамадун алайҳ хору забун нагардонад: «Ҳазо мо алламанӣ ал-аълиму ва-л-хабиру ва-л-ҳамду ала золика.+»

Моҳасал*" аз муфоди ин рисола он ки ҳуқуқи абавайн ранги вуҷуб мегирад, агар муъмину мискин бошанд ва аҳли салоҳ. Ва илло ҳуқуқи эшон муруввати ва одатӣ бошад ва уқуки эшон дар сурати салоҳ вукӯъ мегирад ва дар ҳайати фасод, ки агар ҳуқуқ ва ҳуқуқи эшонро мутлақ донанд, дар бисьёр мавокеъ мухолифи китоб ва суннатро илтизом кунанд ва иртикоби чанди манҳиётро мубоҳ шумуранд: «Ҳозо хулфун.+»*

---

395 А — он
396 Б — вай
397 Б — волидайн
398 Б — ӯ субҳонаҳу
399 А — басанда
400 Б — бошад
401 Б — ва

## ДАР ТАҲҚИҚИ МАТОИ ДУНЬЕ [ВА МАНОФЕИ ҶАМЪУ ТАРКИ ОН ВА ЕФТАНИ ТАРИҚИ ЗУҲДУ ТАҶРИД]** ВА** ҲАҚИҚАТИ МУОМАЛОТИ ОН++

[Аз хомаи ҳақоиқнигор бар саҳафоти ин авроқ нақши таҳрир тасвир гирифт:]** Қола-л-лоҳу азза исмуҳу иннамо мато-ул-ҳаёти-д-дуньё лаъибун ва лаҳвун ва зинатун ва тафохуру байнакум ва такосуру фи-л-амволи ва-л-авлоди.+

Яъне он чӣ бад-он халқ таматтуъ гиранд дар зиндагӣ орияте аз** дуньё бозист монанди нарду шатранҷ ва тохтану давидан ва рақсу самоъ ва шуғли [абасу]** беҳуда аст, чун сохту карда [ва]* чизҳо, ки маош бе[1] воситаи он сипарӣ шавад[2] [ва эҳтиёҷ бад-онҳо камтар бошад] ва мардро аз тоат[3] ва зикр монеъ ояд. Чун сохтани асбоби ғиною[4] рӯд[5] ва заргарию наққошӣ магар ба қадри зарур ва ороиш дар ҷома ва асб ва машорибу маокил ва тафохуру мубоҳот бо ҳамдигар дар дарёфти мурод ва найли маром ва таваҷҷӯҳ дар бисёрии молу мавошӣ ва зиёъю иқор ва тавaллуди [зану] фарзандон, ки ҳамаи инҳо ҷуз ороиш ва намоиш беш нест. Ва анқариб, [ки] ба карҳу қаҳр партофтанию гузоштанӣ ва гузоштании аст ва он чи он сарвар, саллаллоҳу алайҳи ва саллам, аз ин маҷмӯъ истисно фармуда,[6] он дуньёи беофат аст, балки матои охират мисли таом ба қадри садди ҷӯъ, хона ба[7] қадри[8] дафъи барду[9] ҳарр[10] [ва]** либос ба қадри[11] ситри аврат [ва]* зан барои [ҷиҳати]** осоиш ва ихтилот ва харҷӣ аз ин зиёда аст, дар гардани халқ килода [аст]*, балки полаҳанг, ки сабаби ҳунок ва ҳалок гардад ва он чи дар осор амр ба тиҷорат шуда, агар касе толиби дуньё бувад, чунон ки[12] вуруд ёфта: «Ман арода-д-дуньёа фалятаҷаррад ва ман арода-л-охирата, фалятазаххад ва манародаҳумо фалятаалам»+. Ифодаи вуҷуди тиҷорат намекунад, балки маънии он бувад, ки мард[13] агар[14] толиби охират бошад

---

[1] Б — ба
[2] АБ — намешавад
[3] Б — итоат
[4] АБ — тағаннию
[5] Б — нахон
[6] Б — фармудаанд
[7–8] Б — барои
[9–10] Б — ҳарру бард
[11] Б — миқдори
[12] Б — чи
[13–14] Б — агар мард

набинад, кучо зино мутаҳаккиқ шавад ва агар мол набувад, кай дузди мутаваққеъ бошад?!

Пас, зуҳд[34] он бувад, ки*' ба илм бояд*'', ки дар миёни халқ буда ва интифоъ аз эшон дареғ надошта,[35] зуҳд варзад ва ин хеле саъбу душвор бошад,[36] ки «кач дору марез» ва аз халқ низ мунтафеъ бошад. Ғоят он ки як чанде ба хилвату узлат дароид ҳам, ба миёни халқ тоату зикр маликаи нафси ӯ гардад ва боз ба халқ оид ва маънии «ва аҳчарухум ҳачран чамилан+». Ин аст, ки билкулл аз абнои чинс катъ накунад, ки «ло-раҳбонията фи-л-исломи+». Ва аммо чамъ то он чо, ки кивоми маош бад-он рост шавад ва бад-он тоату ибодат тавонад[37] кард ва агар зиёда аз маишат оид [ҳам], ба илм онро бар арбоби ҳуқуқ бирасонад. Қаноат ба кадри кафоф ва сарфи мозода дар масраф ҳам, амри душвор бувад, ки ҳар нафсе аз ӯҳдаи он барнаёяд, магар он ки олим бувад, ба улуми раббонӣ косиби[38] дунё аз косибони охират дар ҳама вакте бештаранд. Ва ҳар нафсе ба касби дунё харистару рогибтар ва толибони охират дар ҳама вакте камтаранд ва он чи бошанд, аксаре пушаймон ба назар дармеоянд, гӯй, зарар—кашидаву офатдидаро монанд.

Пас, зарур афтод, ки манофеъ*' ва мазорри*'' ҳар ду касбро ба шумор орем ва фавоиду махосили ҳарду муктасибро бисанчем, то каломро фазл бар дигаре оид.

Аммо косиби дунёро лозим[39] бувад[40] аз тичорату зироат ва тараддуд дар раставу бозор ва иртикоби[41] сафари барру баҳр ва давидан[42] ба дари арбоби дувал ва лобулл бувад*' ӯро аз дурӯғу кифок ва истибоҳати муҳаррамот ва муштабаҳот ва[43] тамассук ба асбоби мулоими чамъ ва зуҳр, ки ҳар ки*''[44] нафсе дорад дар таҳсили манофеи худ илме дорад, балки [худи]'' шайтон ҳам дар ин варта[45] раҳнамои мушфиқ ва носеҳ аст, ки*'' ҳеч*' толиберо маътал'' намедорад ва мувофиқи таваччӯҳ ва кобилияташ ҳидояту иршод менамояд.[46] Ва аммо косиби охиратро[47] ба тарки ин ҳама бояд гуфт, ё ба кадри зарур дар ин умур мубошир бояд шуд. Ва ҳар касе медонад, ки зӯҳд—тарк намудан аст ва тичорат—чамъ фармудан.

Аммо чамъ кардан дар ҳама ашхос мувофиқи табъ аст ва тарк мунофири майл. Ва халқ дар ташхиси чамъу тарк очиз омадаанд ва филҳақиқат чамъашон тарк аст ва он чи тарк кунанд дар маънӣ чамъ. Яъне он чӣ чамъ кунанд аз дунё ва матои он, ҳама нартофтанӣ аст ва дар он маърази тарк бошад ва

---

35 АБ — надошта
36 Б — бувад
37 Б — тавон
38 Б — косибони
39—40 Б — гурез нест
41—42 Б — ва омадашуд
43 Б — ва иртикоби сафари барру баҳр ва
44 А — касе
45 Б — водӣ
46 Б — мекунад
47 А — охират

он чӣ тарк кунанд аз дуньёву матои он захира бошад[48] дар укбо ва он дар маъни ҷамъ бувад. Пас,[49] тарки дунё [ва матои он][А] он гоҳ рост ояд, ки баъд[50] аз кудрат бар ҷамъ тарк орад ба ихтиёр, на он ки дунё ӯро тарк кунад.[51] Чун факири дунёдуст, ки онро косибӣ маҳрум гунанд.

[Б а й т][А]

Чу ба ком нест дунё, чӣ занам[52] лофи таркаш,
Натавон фишонд доман зи губори нанишаста.

[Ва][А] аммо асбоб, ки халкро ба ҷамъ даъват мекунад ва аз тарк манъ;[53] яке тӯли амал аст ва умеди дароз аз[54] зиндагӣ, ки аз[55] фарти ғафлату ҷаҳл мард мурдани дигарон мебинад ва[56] марги худро баъид мешумораду мегӯяд, [ки][А] «вай мурд аз ҷиҳати мараз ва заъф ва ман сиҳҳату қавӣ, шояд ки намирам, магар дар ҳолати пирӣ». Пас,[А] дар вакти пирӣ[А] низ ба сиҳҳати номии худ мағрур бувад ва маргро аз худ дур меандозад. Ва ҳол он ки нафас ба нафас бемор шудану мурдан мумкин аст.

Пас,[57] агар дар ҷавҳари хеш тааммук кунад ва ба ғаир бинигарад, бидонад,[58] ки вай чист [ва аз чи чиз аст][А], як[А] тӯда устухоне ва бар он шаҳме[59] ва лаҳме,[60] ки на токат бар гармо дорад[А] [ва] на сабр бар сармо. Агар нафаси раҳмонии ин таркиброонан[61] фаонан зинда надорад,[62] ба як лаҳза ҷифаи афтода бувад ва се рӯз чандон омосида бувад ва варамида, ки халқ аз назди ӯ бе ситр натавонанд бигузаранд[63] [ва][А] нисбати ҳаёт дар бадан чун нисбати шӯълаи чароғ дар[64] фатила ва равған аст,[65] ки ба як боди мухолиф мунтафӣ шавад ва назди ғалабаи равған ё нуксони он хомӯш гардад.

Пас, ҳеч оқилро[66] бар бақо ва суботи ин таркиб эътимод набувад:

[Б а й т][А]

Донӣ, чӣ бувад оламу хокӣ, Хайём?!
Фонуси хаёливу чароғе дар вай.

Дигар аз асбоби ҷамъ эътимод кардан аст[А] бар ғафурӣ ва раҳимии ӯ—субҳонаҳу ва аз қаҳҳорию мунтақимӣ ном нобурдан, такья бар мағфират ва таваккуи раҳмати бетоат ҳама аз коҳилӣ ва танособӣ аст[А], ки адои мавоҷиб ва фароиз суубате ва машақ-

[48] Б — бувад
[49] Б — Ва
[50—51] Б — Нигаред ба илова.
[52] Б — зеиӣ ту
[53] Б — монеъ оянд
[54] Б — дар
[55—56] Б — мард мурдани дигарон мебинад ва аз фарти ғафлату ҷаҳл
[57] Б — Ва
[58] Б — медонад
[59—60] Б — лаҳме ва шаҳме
[61—62] Б — зинда надорад ва онан фаонан бар он файзон намунад
[63] Б — гузашт
[64—65] Б — аст дар фатила ва равған
[66] А — оқилеро

қате дорад, хосса дар хавои[67] сарду [бард]* нафси саркаш аз он[68] ибо ва имтиноъ мекунад ва рахмату ғуфронро дар назар меоранд,[69] то сохиби хешро дар чаханнам андозад ва надонад, ки рахмату ғуфрон баъд аз вучуд ва камоли шахс тамом шуда бошад. Чи баъд аз он ки осӣ дар хузури чаббори мунтаким ба гунох мубодарат кунад, алалфавр насӯзад ва хок нашавад ва замин ӯро фурӯ набарад, аз рахмату мағфират аст. Ва баъд аз марг, агар ӯро муаббад дар чахим кашанд дар мавкеъ ва махалл бувад ва бандаро чои хуччат набувад.[70]

Ва дигар он* ки* рахмату ғуфрон айни омадан ба маъмурун—бех аст ва* шаковату хизлон, сахл гирифтани он* ва нокардани [он]*, амри мавло нокарда, хеч ғуломи сафех таваккӯи рахмат аз хоча накунад. Авомири махсуса камоли нафси мост, агар кунем,[71] сабаби рафъи дарачоти [мо]* мешавад* ва агар накунем,[72] мучиби[73] духули даракот. Хеч нуксу камол ба шореъ онд нест.[74]

[Байт]*

Аҷр кардам, на ки то суде кунам,
Балки то бар бандагон чуде кунам.

«Кул ло тамунну ала исломикум, бал аллоху ямунну алайкум ан хадайкум ли-л-имони*».

Дигар аз асбоби чамъ якини суст дар хашру нашр ва чазои аъмол онардан ва ғуфтан, ки маълум нест, ки баъди* мурдан* холи касе чӣ шавад, зероки хеч касе[75] аз он хабаре ба тахкик надода ва наёварда ва он ки рафта, хомӯш шудааст.* Пас, ду—серӯза таматтуи дунёе ғаниматe бувад ва онро ба абас талаф набояд кард ва ба умеди мавхум худро мағмум натавон дошт. Ин хам аз сӯъ—акилаг ва тасвилоти хоилаи деви рачим аст, зероки чамеи пайғамбарон[76] алайхим-ус-салом аз ахди Одам то Хотам* аз вокеаи[77] растахез хабар додаанд ва хама кутуби самовия бадон нотик аст*, бо он кайфият, ки хабар додаанд, эътикоди мо бар он лозим ва вочиб аст. Ва чигунагии холати онро ба киёси ахли нокис тафтиш намудан вазифаи мо нест[78] ва онро ба мушохада татбиқ додани мо дуруст не. Табиби хиндӣ, ё насронӣ дар муолача* ва* изолаи маразе аз чанд амри мухолифи мизочи мариз манъ мекунад. Бемор аз чихати хубби чон онро тахаммул мекунад,[79] бо он ки ба акл хеч нисбат надорад.

---

[67] Б — фасли
[68] Б — итъён бад—он
[69] Б — меандозад
[70] Б — набошад
[71] Б — ба такдим расонем
[72—73] А — мӯчиби; Б — на мӯчиби
[74] Б — намешавад.
[75] А — кас
[76] АБ — пайғамбарон
[77] Б — вукӯи
[78] А — не
[79] Б — мефармояд

ва сабр бар азоб орӣ ва агар дар таҳаққуқи[95] ваид ва инзор[96] мутаяққин набошӣ биандеш, ки агар рост ояд, чӣ кунӣ ва чӣ ҷавоб диҳӣ. Эй турфа амр ба «кулу ва-шрабӯ ва таматтаӯ+», чун мувофиқи маром[97] аст «самъан ва тоатан+» қабул кунӣ. Ва амри «ва ло тусарифӯ ва ло тукарибӯ ва ло тақулӯ»,+ чун мунофири табъ [аст]" ва ком, имтиноъ намоӣ, амр ба ибодат барои ибтило ва имтиҳон аст, на ҷиҳати [ифтиқор ва]" эҳтиёҷ. Ва ҷоиз аст, ки худованд субҳонаҳу халқро бе тоат биёмӯрзад ва мӯъмину муваҳҳид ва мушрикро ба ҷаннат дарорад: «Юғафиру лиман яшоъу ва юъаззибу ман яшоъу+». Лекин кай ва куҷо дар анфусу офоқ рост ояд, ки ғулом бе тоатдорӣ, мавло ба ниҳояти мавло бирасад ва дар куҷо дидӣ ва [аз кӣ] шунидӣ, ки мард бе ибодат[98] ва риёзат[99] ба дараҷот расида ва омӯрзида шуда?! «Фа ман яъмал мисқола зарратин хайран ва шарран яра+». «Ва ҷаҳаннам махсуси куффор»—таъвилест аз уламои тафсир барои тарғиби[100] дохилиён ва ташвиқи[101] хориҷиён ривоҷи динро. Масалан, ман шахсияти мутлақан оммаро дар насси «ва аммо ман тағо+» махсуси[102] куффор ва мунофиқини аъроб гуфтан маҳзи таъвил аст. Надонӣ ки дар миёни аҳли ислом мунофиқон ва фосиқон[103] ҳастанд, ки куффор ва мунофиқини аъробро дарси сабақ медиҳанд. Ва ҳамаи он хитобот, ки дар боби ашхоси аҳл-ун-нор омада, ҳама омия мутлақ аст. Ва ҳар ҷо дар калом ваъдаи биҳишту ҳуру қусур оид,[104] мосадақи он худро донистан ва ҳар ҷо ваиди дӯзаху азоб бошад, онро махсуси[105] ғайр донистан[106] бе мӯҷиби, хеле амри таъаҷҷуб аст: «Лайса би амонийкум ва ло амонӣ аҳли-л-китоб+».

Марде намоз мекард [ва] баъд аз фароғ муноҷот мекард[107] ки «илоҳо, худовандо, маро биёмурз ва ба биҳишт расон[108] [ва аз дӯзахам малосӣ деҳ]". Золи гаргин ва бетаҳорат аз ақиби ӯ даст бардошта мегуфт: «Илоҳӣ, ҳар чӣ ӯ мехоҳад, маро низ бо ӯ шарик гардон». Мард боз пас нигарист ва ҳоли зол бидонист [дуое бигардонид ва]" гуфт: «Худовандо, маро бар дор каш ва ба зарби[109] тозиёна бимирон». Зол мегиристу[110] мегуфт: «Илоҳӣ, ҳар чӣ ӯ мехоҳад, маро аз он нигоҳ дор». Мард*" гуфт: «Турфа ҳолате аст, ки дар роҳат*" анбозӣ ва дар меҳнат мумтоз». Ҳамчунин аст, ҳоли касе, ки бо маъсият таваққӯи биҳишт кунад ва бе тоат тахаллуф аз дӯзах.

---

95 А — таҳқиқ
96 А — индора
97 Б — мардум
98—99 Б — тоат ва ибодат
100 Б — ташвиқи
101 Б — тарғиби
102 А — хоссан
103 Б — кофирон
104 Б — омада
105 А — хоссан
106 Б — фаҳмидан
107 Б — меорад
108 Б — фоиз гардон
109 Б — зарбати
110 Б — гирьён

Ва аммо фавоиди ҷамъ алалиҷмол он аст, ки мард*'' неку бихӯрад,*' хуш бипӯшад ва ба ҳар кӣ хоҳад*' бидиҳад ва бихӯронад ва таноккуҳ ва таносул орад ва айши софӣ таҳсил кунад[111] ва неку имороту кунад ва зироату тиҷорат намояд. Ва ҳамаи ин маонӣ дар тарк мафқуд бувад, балки маъкус, ки давом гурусна бошад ва пашмина ва дурушт пӯшад ва ба касе додан натавонад, балки то тавонад бигирад ва кам бихусбад ва кам бихӯрад ва бе зану фарзанд бошад ва узлат гирад ва дар харобаҳо муқим бувад. Ва ин ду муқаддима ба ҳамдигар эълдонанд, ки ҳеҷ нафс ҷое, ки ҷамъ бувад, таркро ихтиёр накунад.

[Б а й т]''

Ҳеҷ оқил нанҳад теша ба пои ором,
Аз биҳишт он ки бурун омадааст, Одам нест.

Ва*'' ба мазмуни «ло тулақӯ биайдайкум ила-т-таҳлукати+» сон[112] ва рогиб бувад[113] ва ҷун фоидаи ҷамъ оқил аст ва манофеи тарк оҷил. Ва аксари дидаҳо манофеи[114] таркро набинад, пас аз тарк битарсад ва ба ҷамъ гироянд, зеропки ақлу нафс ба умеди мавҳум худро дар таабу машаққат напилозад, магар ки ақли қудсӣ бувад, ки иллати вуҷудро ташхис карда бошад ва бар он ақида ҷазме оварда ва яқин карда бувад, ки одамӣ барои ҷамъ махлуқ нагаштааст ва ӯро маҳз[115] барои ҳамин[116] хӯрдану хобидан наёвардаанд ё барои таахҳуд ва*'' тимори гову хар, балки барои ибодату маърифат офарида шуда[117] [ва он ҷи барои маоши ӯ ниҳодаанд, барои он аст, ки вай аз он садди рамақ бардорад, на он ки ӯро захира кунад ва ҳаққи ғайрро эҳроз намояд:

Ш е ъ р

Лав аннакум таваккалтум ҳаққа таваккули
Разақакум оллоҳу камо яразуқу ат-туйра.]''+

Пас, агар вай пешаи худро гузошта, ба корҳои мӯҳмалу бемаънӣ, ки аз вай нахоҳанд ва напурсанд, машғул шавад, сахт мағбуну зиёнкор бошад.

Ва он фавоид, ки дар ҷамъ шумурда шуд,[118] ҳама дар ҳақиқат зарару зиён аст ва офату хусрон. Масалан, неку хӯрдан ва аз вай алафу майда ашқот масраф кардан кори сутурон аст ва кам хурдану нохӯрдан,*'' [кам хусбидан]*'' сифати одамӣ ва малоика. Ва шахс аз дунё он қадар ҳаққе[119] надорад, ки ба касе чизе*'' тавонад дод, ё[120] тавонад хӯронид. Ва ҳама аз они касон ва[121] аз дигарон аст.[122] Ризқ*'' додан*' ва ъато фармудан сифати акрам-

[111] Б — орад
[112—113] Б — рӯй ба ҷамъ ниҳад
[114] Б — манфиати
[115—116] А — ҳамин маҳз барои
[117] А — шуд
[118] Б — шуда
[119] Б — ҳақ(қ)
[120] Б — ва
[121—122] Б — аст ва аз дигарон

тофати маҷлиси дӯстону дидори шоҳид ва ҷамъи[129] маю мутриб[130] ва нишасти тарафи боғу канори ҷӯй[131] сабр кардан ва дар кунҷи зовияи тангу торик ба гуруснагӣ ба сар бурдан ва дар ба халқ бастан ва дар узлат нишастан, ҳар нафсе натавонад. Ва решаи ин муштаҳиёт дар қаъри нафс ва пешгоҳи ҷони ҳар касе чандон мутамаккин ва собит бошад, ки агар осмон бар замин бархӯрад ва замин ба осмон расад, сари мӯе аз ин решаҳо наҷунбад, то ба кандан чӣ расад?!

[Маснавӣ]

Кӣ бо нафсу шайтон барояд ба зӯр?
Масофи палангон наёяд зи мур.

Бале, қатъи ин решаҳо осону мумкин шавад ба шарт, ки дар аввалу охири ҳар кадом аз ин муштаҳиёт ба ғаур тааммуқ кунад ва дар оғозу саранҷоми кори хеш нек дарнигарад, он гоҳ тавонад, ки ба якбора дил аз ҳама барканад ва ин алоқаҳо аз дили ӯ ба* якбора бардошта шавад. Ҳамчу дарахте, ки дар рӯзи боди шадид ба кохист мла беху бунъёд аз замин ҷудо шавад, он гоҳ сабуксорӣ ва беғамӣ дар худ мушоҳида кунад. Пас, агар мавонеи тарку зӯҳд зан аст ва бад-он дилхунӣ ва дилбастагӣ дорад, бидонад, ки дар ғалате[132] азим рафтааст[133] ба* муфоди «даъ зикраҳунна фа мо лаҳунна вафоун.+» Занон аз сифати вафо ва хислати ҳаё холианд. Вафо ва ҳаё, ки дар «боди-ул-раъй» аз эшон мушоҳида[134] меравад, бақо ва субот надорад ва ҳама мабнӣ бар ғараз ва мавқуф бар фоида аст, [ки] агар он ғараз ва фоида мафқуд шавад, ҳеч вафо ва ҳаёшон намонад.

Ин муқаддима вақте бо ту мутаяккин шавад, ки ҳоли худро ба як дараҷа таназзул диҳӣ, агар мутамаввилии худро бенаво намоӣ ва агар афифии худро шарир фарз кунӣ, онгоҳ зан гиребонат гирад ва ба бозорат кашад. Масалан, дар нафақа як хафта бе ваҷҳе ба мӯъсирона ба сар барӣ, ё бо зане бегона ва амраде мазохе[135] кунӣ, ки вай бидонад, онгоҳ туро ҷон сар хазидан дар манзил набошад. Дар ин ду сурат зани бовафо ва ҳаё аждаҳои дамон ва балои осмони ту шавад, ё худро мурда тасаввур кунӣ ва рӯҳе, ки баъд аз се чаҳор моҳ омада* аз гӯшаи боми хона назар кунӣ, бинӣ, ки зани бовафо шавҳаре карда [бувад]* ва ба ҳаё дар канори марди бегона нишаста. Ва агар шавҳар накарда ҷиҳати суҳбати ваҷҳи маошу тарбияти атфол, ба* нафрини* ту даст бар замин ва канори обрӯ аз девор шикаста бошад, ки[136] [бишунавӣ, ки мегӯяд:] «Дар гӯр осудагӣ мабинод касе, ки шуморо дар канори ман ниҳод!» Дар ин маънӣ агар мусаддиқ бошӣ, тамаллуку табодури зан туро нафиребад ва бад-

129—130 Б — мутриб ва самон руд ва муғанни
131 Б — чун
132 А — ғалати
133 Б — афтодааст
134 Б — мулоҳиза
135 Б — мақз
136 Б — ва

эшон[137] дилгарм набошӣ, магар ба қадри [зарурат ва] ҳоҷат. Ва агар мазинаи тарки дидори авлод аст, дар ин ҳам бар саҳви фоҳиш рафта бошӣ, чи муҳаббат миёни абавайн ва авлод ду-се рӯзе оризӣ ва* ориятӣ* аст, ки баъди рушду булуғи авлод он муҳаббат дар аксар ва* ағлаб* ба адоват кашад. Халлоқи ҳаким ин муҳаббат чанде дар миён ниҳод, то ин валад зоеъ нашавад ва аз сақату лақат эмин бошад. Ва дар ин муҳаббат ҳамаи ҳайвонот шариканд, ки чун бачча аз шер бароранд ва чӯжа[138] пар баровард, абавайни ӯро аз қуном ва машим биронанд ва назди хеш роҳ надиҳанд. Балки худ фарзандонро ҳеҷ душман бадтар аз волидайн набувад, чи одами то ба арсагоҳи вуҷуд дарунтар меравад, аз мабдаъу маол берунтар меафтад ва ба ҳар қадаме[139] ӯро ҳазор алам ва таабу асқом мерасад. [Ва] ба сабаби нуқсони ақлу идрок ва адами ташхиси иллати вуҷуд ҳамаро фарзандон аз абавайн донанд, чи сабаби вуҷуди ӯ эшон гаштаанд. Ва чун маротиби эҳтиёҷи инсонӣ ғайримутаноҳӣ аст ва дар ҷои истиғно ба ҳам намерасанд, [фарзанд] агар ҳама мутасаррифи мамлакаи[140] падар бошанд[141] ҳам, аз абавайн розӣ набошанд[142] ва ба эҳсону инъоми ӯ мамнун нашаванд,[143] балки агар чизе аз абавайн ситонанд[144] ҳам, ба миннат ситонанд.[145] Ва агар ҳама абавайн замин ба миҷгон биншикофанд[146] ва ризқи эшон[147] таҳсил намоянд, ё он чи дар инфоқ ва илбоси авлод[148] сарф кунанд, ҳеҷ калом онро нақъе ва* маҳалле* наниҳанд ва гӯянд: «Кӯр мешавад ва* мекунад».

Оре, ҳар падаре[149] чун нек дарнигарад, медонад, ки бандаи зархарид, ё маздури аҳлу аёл аст — чунон ки[150] ранҷу таъаби ғулом дар назари мавло камтар медароянд, инчунин кулфату машаққати падар назди фарзанд ҳеҷ эътиборе надорад. [Ва] агар касе* таҳқиқи ин муқаддима хоҳад, ба виҷдони худ дарнигарад ва он чӣ бо падар карда аз писар ҳамон таваққӯъ дорад [ва] агар зиёда[151] таваққӯъ кунад, маломату ғаромат барад:*

[Б а й т]

Ту ба ҷои падар чӣ кардӣ хайр,
Ки ҳамон чашм дорӣ аз писарат

137 Б — бад-ӯ
138 Б — чӯҷа
139 Б — қадами
140 Б — ё ба мулки
141 Б — бошад
142 Б — набошад
143 Б — нагардад
144 Б — ситонад
145 Б — ситонад
146 Б — шикофанд
147 Б — авлод
148 Б — эшон
149 Б — падар
150 А — чунон чи
151 А — зиёда

вон кард. Дидори шоҳид, агар муфсид ба фасод гардад,[184] мурисп хилоп ва паколи абадӣ аст. Ва агар нисвати ками ёвар бошад, хотир ошуфта ва айш тира бувад, зероки нафси шаҳвӣ ва дилани мева мутахассир гардад, то нахурад, наёромад.

Пас, агар мавонеи тарку таҷрид тарфи богу бустон ва мазраи ободон ва сахни ҳавз ва канори ҷӯи оби равон аст ва меваҷоти гирьён ва анори хандон ва бисьёрии давонбу маюдий ва таннъум ба лаҳму равгану шир—агар ба ҳақиқат нигарӣ, ҳама пуч беҳосил бароянд, чи богу бустон ва ҳавз ва оби равон ё аз ӯст, ё аз гайр. Ҳарду низ маҳалли эътимод[185] ва эътидод[186] нест, чунки партофтанӣ аст, милкият ва одами моликият монеи тарки он намешавад, балки ба ҷабру қаҳр тарк хоҳад кард ва ориш урьён берун хоҳад шуд. Фарзан, агар ин богу чаман мулки ӯст, бидонад, ки як умр хидмати гов [ва] хар кардааст ва мулозамати муддур ва коригар ва дину диёнат дар сару кори онҳо сарф намуда, қитъа заминеро ба ободи ва хуррами расонидааст. Ҳузуру тамошо ва тафаккуҳу танаққули онро чокарон ва ходимон бештар аз он кунанд, ки хоҷа зубдае меваҷотро ба масрафи худ ба кор бароид, ахсс ва аксали онро ба хоҷа расонанд. Бечора хоҷаи гариб умре ба машаққате ҳамчу хар гирифтор ба давони хар су он ва таъби касбу ҷамъ маблаге гирд оварда, қитъа замине харида ва дар он чандин кас аз хориҷ молик ва мутасаррифанд, гуи,[187] хоҷаро аслан дар он замин ҳаққе нест, ё деҳқоне аст, ки ная аз берун омада. Ва ходимону гуломони соҳиби миллият[188] ва ҳаққанд.[189] Ҳар кӣ ин хоҷаро бубинад, гуяд: «Бар тину бар рӯзгорат лаънат ва дар лаънат аст!» Марди оқил аз чунин мулкдорӣ мегурезад ва боз аз барои тафаккуҳу танаққул боги дигарон гоҳ-гоҳе беҳтар бувад. Ва* аммо натиҷа ва атъимаи нафиса ва анвоъи он ва бино бар ақлу шурб ниҳода—иктидо кардан аст* ба рафтори баҳоим[190] ва сутур.[191] Одамизода бояд ки дар ин сифат аз ҳайвонот мумтоз бувад, ба таҳсилу қадри зарур чӣ натиҷаи хӯроки[192] бисьёр[193] [бисьёр] р...и аст ва аз барои ҳалои лаъияи моий ба пушти ҳар сутур давидан. Одамӣ бояд барои неъмате тараддуду касб орад, ки хос бувад барои ӯ ва дигарон аз он маҳрум бошанд.

Пас, агар барои неъмати омм тараддуд ва ҷамъ орад, аз давонбу баҳима имтиёз наёбад. Ва неъмате, ки хосс барои одамӣ аст, он маърифат ва зикр аст ва руҷӯъ ба мабдаъ ва шабоҳат ба уқул ва нуфуси муҷаррада. Ва ин мавқуф ба тарку таҷрид аст аз модуни ҳақ субҳонаҳу ва таоло. Ва чун тафовут дар тарк бошад, тафовут дар маърифат низ меафтад. Ва ҳар касе ба навъе аз маърифат махсус бошад, то нагӯӣ, ки маърифат низ ба аҳли тарку таҷрид бар сабили умум аст.[194]

---

[184] А — гардад ва

[185–186] А — эътидод ва эътимод

[187] А — гуё

[188–189] Б — миллияти диддайя

[190–191] Б — сутур ва баҳоим; А — баҳоим аст ва сутур

[192–193] Б — бисьёр хӯрдан

[194] Б — бошад

Пас, агар ту нек тааммуқ варзӣ, ҳама ниам, ки дар нашъаи мураккабот бозлид мегардад ва мардум ба дарёфти он ҷон мекананд ва дину имон бар сари он мекунанд, ҳама бар сабили умум аст: кофиру мӯъмин, мушрику муваҳҳид, фосиқу обид, паррандаву чаранда, ва равандаву хазанда дар он мусовианд ва мушорик:

[Б а й т]**

Чунон пахн хони карам густурад,
Ки симург дар Коф рӯзӣ хӯрад.

Ва тамаллуку тасарруф, ки одамиро бештар аз дигар ҳайвонот дар ин неъматҳо сурат мегирад, оризиву эътиборӣ аст. Ва ин тамаллук ба сабаби[195] ақлу[196] нутқи ӯ[197] омада [аст]** бо дазоъии ҳирсу шараҳ, ки ҷамъ кунад ва ба дигарӣ аз абнои ҷинс, ки бе истеъдод бошанд, бахш[198] кунад;[199] ва эҳроз намояд ва ба мавриди ба[200] ҷонварони аҳлӣ, ки қиёми масолеҳи тамаддунро махлуқ шудаанд, ба масраф бирасонад, ки онҳо аз ҷамъу эҳроз оҷизанд. Филҳақиқат ҷомеъи матоъ ва ниами дунъявӣ ходими давоббу[201] сутур[202] аст:

Гар*— бекунар ба мол кунад кибр бар ҳаким,
К...ин хараш шумор, агар гоубар аст*"

Пас, неъмат вақте*— неъмат** бувад, ки хосс бувад** ва[203] ончун омм бошад, бе қадру қиммат бувад. Ва неъмати омм дар сари назарҳои оли аз арбоби дунъё надоранд ва аз сари он ба осонӣ тавонад бархостан. Масалан, набиӣ,[204] ки об неъмати омм аст, бо он ки моддаи ҳаёти хоссу омм, дар ҳавои тобистон ва чӯин самум агар дар дашти беоб бошӣ, як ҷуръаи он** ба диноре арзад. Аммо дар шаҳр ва ободонӣ азбаски ҳавзҳо ва ҷӯйҳою коризҳо пур аст, ҳеҷ кас дил хуш накунад, ки ман дар хона се машк об дорам. Ва агар аблаҳе бад—ин захира дил хуш кунад, мазҳакаи асҳоб ва аҳбоб бошад.

Ва ҳамчунин, агар барои такаллуфи маҷлиси аҳбоб таоми нафиса аз бозор ба хона орӣ ҳам, дар он он мисли он таом дигаре ба хона бурда [бошад]**, ё аз меваҷоти матбуъа чун анору ангур ва*— анҷир*" он чи аз баққол бихарӣ, дигаре дунтар аз ту аз он меваҷот низ харида ва тафаккӯҳу танаккул намуда. Пас, агар ту бифахрӣ, ки имрӯз ангуру анҷир чунин хӯрдам ва бад-он дил хуш[205] кунӣ, ин дилхушии ту мисли он[206] бувад, ки гӯяд: «Ман аз ҳавзи омма як коса об хӯрдам». Ва бад-он дил хуш кунад[207]

---

195 Б — иоситаи
196—197 Б — нутқу ақл ӯро
198—199 Б — бидиҳад
200 Б — бо
201—202 Б — ва давоббу сутурон
203 Б — ки
204 Б — намебинӣ
205 Б — дилхушӣ
206 Б — ҳамчунон
207 Б — шавад

ва бифаҳрад. Ва*'' ҳамчунон ки оқил ба хӯрдани об аз қаиз ва ба хӯрдани он малӯлу маҳзун нашавад.[208] инчунин ба танаъъум ва тафаккуҳи дигарон маҳзун нагардад. [Ва] қадру баҳо, ки дар баробари низоми мавҷуда вазъ шуда [аст]'', он ҳакк-ут-тарбият ва ҳакк-ул-эҳроз аст. Набинӣ, ки дар даруни кӯҳистон ва ҳавошии ҷибол ангуру анҷир ҳамон[209] қадар дорад, ки оби софи дар имронот. Азбаски фаровон*¯ ва*'' бе мутасарриф[210] аст ва баъд аз эҳрозу ҷамъ қиммате ва баҳое пайдо мекунад ва чун неъмати омм мӯҷиби дилбастагии аҳли хирад намешавад ва талаззузи нафс ба неъмате аст, ки бад-он мутафаррид ва махсус бошад ва дигарон маҳрум. Агар инчунин неъмат муяссар нашавад, таркаш саҳлу осон бувад.[211]

Дигар, монеъи тарку таҷрид одами тафаккур аст дар ҳақиқати олам ва мутараддид будан миёни ҳудусу қидам ба воситаи он ки ҳар масъалае, ки аз роҳи гӯш дар зеҳн дарояд, чун нафси нотиқа мустаъиди таҳқиқ ва тафтиш набувад. Ҳусули натиҷаи он масъала дар зеҳн ба тариқи шакку тараддуд бошад, на бар сабили таяққун ва таҳаққуқ, агарчи дар зоҳир саре бичунбонад ва қабуле кунад низоъи фаҳмро. Масалан, дар масъалаи ҳудус ва қидам муддаиёни ҳар ду тараф ҳар кадом далеле оварданд мақдӯҳу маҷрӯҳ, [ки]'' агар зеҳни шахс ба қидами олам ҷазм кунад, мебинад, ки аломати ҳудус аз шаш ҷиҳати олами имкон ҳувайдо ва зоҳир аст — аз тағайюр ва табаддули замону макон ва мавту ҳаёт ва ғаму нишот ва харобии вай ва ободӣ. Ва агар ба ҳудус ҷозим бошад, мебинад оламе фароху васеъ аст,* солу моҳу шабу рӯз ба як наҳҷи воқеъ мегузарад ва халқе мутаоқиб меояңду мераванд ва ҳамин Офтоб аст, ки солҳо аз матлаи Ҳамал берун меояд ва ҳамин Моҳ аст, [ки]'' моҳҳо аз мағриби Мизон фурӯ меравад аз ҳеҷ афсурдагӣ[212] ва мондагӣ дар давроми сипеҳр [ва кавокиби он]'' боздид намегардад:

[Байт]''

Ин ҳамон чашмаи хуршеди ҷаҳонафрӯз аст,
Ки ҳаметофт бар оромгаҳи Оду+ Самуд.+

Фалоҷарам, дар эътиқоди тарафайни ин масъала аксари тибоъ мутараддид бувад, балки дар тарафи қидам ҷозимтар бувад*'', зероки тарҷеҳи ҷониби қидам далели ҷамъ ва эҳроз мешавад ва эътиқоди тарафи ҳудус албатта муфзӣ ба сӯи тарку таҷрид аст.[213] Чи баъд аз таъмини ҳудус эътиқод ба ҳашру нашр ва ҷазову[214] сазо[215] албатта лозим оянд. Лекин[216] турфа ҳоле аст, ки дар ин ҷо иқрори забонҳо бар хилофи мӯътақиди дилхост ва

208 А — шавад
209 Б — он
210 Б — масраф
211 А — бошад
212 Б — фусурдагӣ
213 Б — мегардад
214—215 Б — сазову ҷазо
216 А — пас

он чи забон гўяд, дил мухолифи он кор мекунад. Ин далели адами ҷазм бошад.

Оре, қатъу тарк мумкин мешавад, агар илм ба ҳақиқати олам[*] ва кавн [ва фасод]'' диҳанд бо яқини софӣ, ки агар[217] мард[218] онро[219] пайваста[220] малҳуз дорад[221] ва агар аз хотир пӯшида шавад, бод онро ба такаллуф дар тасаввур оварад[222] ва дар таърифи олам гуяд:[223] «Ал-оламу мо сива-л-лоҳи таоло мин-ал-мавҷудоти-л-хориҷияти ва-з-зеҳнияти ва мо хува мавҷудун фи-з-зеҳни фа хува қадимун ва мо хува мавҷудун бивуҷуд-л-хориҷи фа хува ҳодисун*», то татбиқ афтад миёни ҳарду гурӯҳ аз қоилини ба қидам ва мусбитини ҳудус ва бад-он шакку тараддуд аз зеҳн бардорад.[224] [яъне он чи зери арш аст аз афлок ва анҷуму аносир ва мавосиди сулса аз мавҷудоти хориҷия, ки қабули сурат кардаанд, ҳодис бошанд ва он чи дар зеҳн дароянд аз нуфусу уқул ва маротиби олами ғайб ва муҷарработи руҳонӣ, ки мубарро аз суратанд, қадим буванд ва муншаъаб аз ҷавҳари фард ва зоти баҳт, ки аз ваҳдати сарфа таназзул намудаанд ва бо эътибори асари раиш касрат гирифта, то нагуӣ, ки тааллуди ҳудамо лозим омад ва тахайюли ҳудусу қидам бад-ин тариқа малҳуз дорӣ.]

Ва*"он ин аст,* ки берун аз ин ҷаҳон ҷаҳоне тақдир кунӣ на-сею фароҳ[225] ва фазои беранг, ки зу-ҷиҳатайн бувад, тарафе ба азал мулҳақ шуда ва ҷиҳате ба абад мулсақ гашта ва онро «олами зот» ва «Ҷаҳони ҷон» ном кунӣ, бе аввалу охир [ва бефавқу таҳт] будаст ва бошад ва ҳамеша бувад. Ва баъзе аз муҳаққиқини шуаро дар ин олам ишорат доранд, ки:

[Б а й т]''

Осмонҳост дар «вилояти ҷон»,
Корфармои осмони ҷаҳон.

Ва ин ҷаҳони қадим бизот[226] аст[227] ва муттаҳид [бувад] бо зоти ақдас ва партаве аз шуои ҷамоли муқаддаси мабдаи ҷаҳоноофарин барои иазҳори маротиби санъату қудрат аз осори асмо ва сифот баъд аз мурури чандин давра аз адвори сипеҳр, ки ҳар давра сесаду шаст ҳазор сол аст[228] ва ин адвор дар он олам ҳукми ламҳи басар на*" турфаи айн* дорад [ва]'' ба таназзулоти мутакориба ва мутатобиъа. Гӯё, биёфарид мутаҳаррик ҳамчу нуктаи лоитаҷаззо ва дар саҳати ин ҷаҳон ниҳод мусаммо ба арш ва фалак-ул-аъзам ва фалак-ул-атлас мунаввар ва муташаъшаъ ва мутаолӣ, ки Офтобу Моҳ ва ҳамаи кавокиб касби нур аз ӯ кунанд ва худи арш касби нур аз олами зот кардааст бо восита

---

217–218 А — мард агар; Б — мараум агар
219–220 Б — пайваста онро
221 Б — доранд
222 АБ — оранд
223 АБ — гуянд
224 АБ — бардорад
225 Б — фароҳӣ
226–227 АБ — бувад
228 АБ — бошад

такаддур, ба сабаби таназзулот аз мартабаи зоти бахт, чи нур бе воситаи [такобули] ҷисм сурат набандад[229] [ва] ин ҷисм на ҳамчун[230] ҷисми мураккабот аст,[231] балки ҷисми [Васита бувад ва мазҳари] нур аст,* гӯӣ, вазъи арш дар он олам ҳамчу [вазъи] арзаке аст дар масоҳати як фарсанг замин. [Вуҷуди арши аъзам марказ он олам аст ва] чун нур ба воситаи арш ранги зуҳур гирифт, воҷиб омад вуҷуди зулмат, [то имтиёз бошад миёни воҷибу мумкин]. Аз барои эҷоди он* [зулмат] ҳамчун гӯи дигар дар андаруни арш гардон сохт, то аз тезии ҳаракати [он гӯйҳо] оташ пайдо шавад ва аз ҳиддати он — ҳаво ва аз рутубати он — об ва аз сукунати он — хок мутаваллид гардад, ки [марказ]' олами зулмат аст ва аз таракқуби он[232] маволиди салоса. Ва чун маротиби изҳор аз натиҷаи мураккабот ба итмом расад, — ва албатта ба итмом мерасад, чунки маҳдуд аст боз ин гӯйҳоро аз миёна бардоранд, магар арш, ки восита аст миёни олами амру халқ ва мобиҳи-л-имтиёз аз воҷиб то[233] мумкин ва фи-л-ҳақиқа аз олами зот аст. Пас, бо олами зот боқӣ монад. Ва он муддат, ки мартабаи кавни ва шуҳуди ба саранҷом расад, даҳ рӯз аст,[234] аз рӯзҳои он ҷаҳонӣ, ки* ҳар рӯзе [аз он] миқдори панҷоҳ ҳазор соли замона аст[235] ва аз он ҳафт рӯз гузашта [бошад], то хилқати Абулбашар+ [Одам сафи салавотуллоҳ алайҳ].

Пас, он чи зери арш аст,[236] ба ҳайси ложивалу ҳодис бувад[237] ва дар маъфали заволу фано ва мазмуни «ал-дунё соатун» ва муфоди «ва мо амр-ус-соати илло ка-ламҳи-л-басари ав ҳува ақрабу+», ишора ба камфурсатии ин ҷаҳон[238] ва бесуботии он аст*. Ва чунон ки қарори арзан дар замини мусаттаҳ ва дашти фароҳ кам бошаду ба насиме ба ҷеби адам ва маҷоки нестӣ пинҳон шавад, ҳамчунин ин ҷаҳон низ*, гӯӣ, ҷумлаест муътариза дар олами зот, ки баёни маонии осори асмо ва сифот кунад. [Ва] чун тафсили саноеъ ва тақдири қодири алал-итлоқ ба манассаи зуҳур ва буруз расад, ин ҷумла худ ба худ бардошта шавад, ҳамон ҷаҳони фароху васеи азали ва абади бозмонад [ва]'' бас.

Ва чун ҷаҳони ҷон олами анвор аст ва дар он мартабаи олӣ ва софилу баланд*'' ва паст* бошад набувад ва қурбу буъди номушаххаси ҳикмати болиға ин иқтизо кард, ки дар он мартаба низ рафъу хафз ва қарибу баъид мураттаб гардад[239] ва шаъни улуҳият бар сабили камолу истиқлол бар соиниони ҳозираи қудс ва мутаваттиноии соҳати унс аз уқулу нуфус ҷилвагар бошад, то ҳар кадом мақому мартаба ва улувву дараҷаи хеш бидонанд.

---

229 АБ — нагардад
230 АБ — ҳамчу
231 АБ — бошад
232 АБ — эшон
233 А — ва
234 АБ — бошад
235 АБ — бошад
236 АБ — бувад
237 АБ — бошад
238 АБ — ҷаҳон аст
239 Б — мегардад

Аз ин ҷиҳат эҷоди олами таркиб лозим омад, то арвоҳи басита ба либоси кавнӣ дароманд, мавриди хитоби амру наҳй гаштанд. Ибтило ва озмоишро онҳо, ки пазирои авомир шуданд, аз уқулу нуфус ба мақоми [аъло] бигузаштанд[240] ва онон, ки муртакиби навоҳӣ гаштанд дар асфал-ус-софилини буъд ва ҳирмон бимонданд. Ва чун ин ҳикмат чунон ки бояд ба айни аён дароянд ва маротиби арвоҳ муқаррар шавад ба ин дуккондори ҳеҷ эҳтиёҷ нафтад ва мояҳои саноеъ ва бадоеъ, ки дар олами аносир мушоҳида меравад, ҳама барои ҳифзу нигоҳдошти арвоҳ бошад,[241] дар қолаби мураккаба ва туфайли бувад.[242]

[Ва] чун таназзули рӯҳ дар қаволиб ва [ҳулули нафс дар] колбад мунтаҳӣ шавад, он чи биттуфайл бувад ҳам, аз пеш бардоранд ва бардоштани ин олам ва барҳам додани у аз [ин] олами зот, албатта, аз лавозим аст, чи будани лавҳи қудус дар ҳазрати қидам аз ҷумлаи манқасат аст,[243] магар то ин ҷо, ки маслиҳат донад. Ва давому бақои олами шаҳодат ва мутобиқи офоқу анфус аст. Масалан, ҳакиме барои эҷоди булъаҷаби асбобе дурустӣ[244] кунад, ки он чиз ба осонӣ ба зуҳурояд, бе он ки худи ҳаким дар он саъй ва иҷтиҳод ба кор барад. Чун он булъаҷаб ба вуқуъ расад, ҳамаи он асбоб дохили лағву лаҳв гардад ва насьяи манасияни он асбобро аз пеш бардорад ва ба об ниҳад.[245] Ё [дар] оташ. Ва чун дар назари ӯ бе миқдор аст, доим уро пеши назар надорад. Инчунин чун давраи офариниш ба вуҷуди одамӣ, ки хулосаи аркон ва мавлид аст, тамом шавад ва ба восита вуҷуди ӯ ҳавосс ва осори асмо ва сифот ба зуҳур ояд, асбоб ва адавот, ки сабаби қайди рӯҳи ӯ бувад дар колбад [аз афлоку анҷум] лағву бефоида гардад. Он гоҳ кор бо ҷони [ӯ] афтад ва маротиби баланду паст ва қурбу буъд дар олами ҷон бошад: «Бе ғаш кӣ бурун ояду расво кӣ шавад»?!

Ва боз гумон набарӣ, ки шояд баъд аз адам вуҷуд ояд ва кунад ва худро барои чи ранҷа дорам бад-он, ки он чӣ будааст, либоси вуҷуд пӯшад ва баъд аз халъи либос вуҷуд низ бошад ва мутлақ дар зоти ӯ адам тори нашавад ва он чи қабули эъдом кунад, ҷисми мураккаби ӯст. Агар гӯи: «Қавл*~ аст, ки* ҳайвоноти аҷам* ва соир ҷунбандагон ба[246] ҳамин шикастани қолиб маъдуми сирф гарданд ва агар мавҷуд шаванд, баъд аз истифои ҳаққ аз хасм боз маълум шаванд.[247]

Гӯем, хилқати онҳо дар асл туфайлӣ будааст ва арвоҳи эшон дар азал ноқис афтода маслиҳати қивоми олами таркибро ва дар ин рӯҳ ҳамаи зарроти коинот[248] шариканд аз ҷамодот ва наботот барои қабули тарбият. Ва[1] аз ин арвоҳи аъло ва асфо ва акмал ба либоси инсонӣ дармеоянд,[11] ки* мавриди таклиф аст.

---

240 АБ — бигзаштанд
241 АБ — бувад
242 АБ — бошад
243 АБ — бошад
244 АБ — дуруст
245 АБ — андозад
246—247 АБ — Нигаред ба илова.
248 АБ — аквон

аз фармои ҳам, туро ба тарку таҷрид даъват кунад ва ба* хитоби «мӯту қабла ан тамӯту*», мухотаб[261] гарди.[262] [Ва] бидон, ки ниҳояти аъмори амсол ва ақрону обову аҷдоди ту шаст сол будааст, то* ҳафтод сол, ки халқ аз он ба нодир таҷовуз[263] кунанд[264] ва он ҳам дар ҳукми ҳаёт нест:

«Маргест[265] ба номи зиндагонӣ».

Ба сабаби фитрати ҳавоси зоҳиру ботин, агар фарз кунӣ, ки панҷоҳ сол умр дидаи, бидон, ки пеш аз ин[266] панҷоҳ сол ному нишон аз ту[267] дар олам набуд[268] ва баъд аз панҷоҳ соли дигар низ [таваққуф] аз ту ному нишон дар олам нахоҳад монд. Ва фарз кунӣ, ки баъд аз сад соли дигар ойи ва ба қабри худ нигарӣ,[269] бинӣ, боло кушода ва[270] ба замин ҳамрӯи[271] гашта ва устухонҳо ба рӯи кор омада. Аз ҳар кӣ пурсӣ, ки «ин мақбара аз кист?» Гӯяд: «Надонам», чунон ки ту худ қабри ҷадди аълои худ надонӣ [ва] ҳамчунин авлоду аъқоби ту аз қабри ту фаромӯш карда бошанд ва надонанд, ки қабри[272] ту дар куҷост.

Пас, дар мобайни ду адами мутароким нисъян — мансиё ҳеҷ оқил лаб ба ханда накушояд ва ғофил нанишинад ва дил ба нақшу алвони ориятӣ баста, мойили ҷамъ нашавад, балки ба тарк тавассул ҷуста, хидмати холиқи худ ихтиёр кунад. Ва чун касе тавфиқ ёбад, ки муяссар шавад [ва он бе тарки андаке ҷузъӣ муяссар нашавад, бояд ки] давоми онро ихтиёр накунад, балки ҳар чанд гоҳе ҷун ашғолу алоиқ ӯро фурӯ гирад ва рӯи дили* ӯ билкулл ба ҷониби дунё мутаваҷҷеҳ шавад, ки дар тоату ибодат футур воқеъ шавад ва ғафлат бар огоҳӣ ғалаба орад. Рӯзе чанд аз иштиғолот канора гирад ҳам, дар манзили худ, ё дар[273] даруни шаҳри худ, ё берунтар ва заводa бардорад аз ваҷҳи ҳалол, ё ба қарз то он миқдор, ки назди гуруснагӣ садди ҷӯъ кунад ва ба ибодат қалал наёрад. Бояд ки дар ин муддат бар хилофи васвасаи нафс меравад ва мақонди ӯро таҳқиқ мекунад ба сунан ва одоби салаф, ки гоҳо шайтон аз роҳи хайр даромад кунад ва ба тариқи ибоҳат мардро бифиребад,[274] бояд ки ба фитнаи ӯ мағрур нашавад ва бар тибқи он қарору ваъда, ки дар собиқ дода буд ва гуфта: «Ло уқъуданна лаҳум сиротак-ал-мустақима, сумма лаоттиннаҳум мин байни айдиҳим ва мин халфиҳим ва ан аймониҳим ва ан шамоилиҳим, сумма лауғвияннаҳум ва то таҷиду аксараҳум шокирина*». Аз ҳама сӯ шайтон музоҳими аҳволи ин шахс бо-

---

261–262 АБ — мухотабро ба самои ҷон бишунавӣ, чунки онҷи*— аз гӯш* шунидӣ ба самъи ҷон нарасида; Б* — аз гӯш он ҷи

263–264 АБ — гузоранд

265 АБ — марг аст

266–267 АБ — он аз ту ному нишон

268 АБ — набудааст

269 АБ — дарнигарӣ

270 АБ — ё

271 АБ — баробар

272 АБ — мақбараи

273 АБ — ба

274 Б — бифиребанд

шад ва то шахс бар сироти мустақим солик набувад, шайтонро бар ӯ васваса ва раҳзании[275] камтар бошад, ки ӯ худ аз аъвону-уш-шаётин аст. Ва ҳамаи афъолу кирдор ва гуфтори ӯ феъли шайтон бошад.[276] Ва чун банда солики роҳи ҳаққа шавад, он гоҳ васвасаи шайтонро бидонад ва душмании ӯро он гоҳ ташхис кунад. Ва ин ҳол баъд аз инқитоъ ва инзиво ӯро ҳосил шавад ва маънии таҳдиди: «А-лам аъҳуд илайка ё Бани Одам илло таъбуду-ш-шайтона иннаху лакум адуввун мубинун*», Дар ин гоҳ бад-ӯ ошкоро гардад[277] ва то чашму рӯю дил ба халқ дорад, васвасаи шайтон[278] кам бувад, зеро ки худи ин шуғл ҳиҷобе бузург бошад[279] ва нафси қудсии инсониро ба асфали софилини табиат мекашад ва дар шеби мағоки буъду ҳирмон меафканад. Ва то чашму рӯю дил ба халқ бувад, ва аз роҳи ибрат дев ӯро бигурезонад ва ба васвасаи шахси дигар биравад, ки ӯ рӯй ба халқ дорад, то чашму рӯю дил ӯ ба халқ гардонад. Ва ин[280] ҳолро[281] вақте бидонӣ, ки ба муҷоҳадат нафйи хотир[282] кунӣ, то лаҳзае ба огоҳӣ зикру намозу тиловат кунӣ, шайтон мутаваҷҷеҳи ту шавад.[283], то дар ҷамъияти ту тафриқа андозад, то надонӣ, ки дар зикр чӣ мегӯӣ ва аз «Қуръон» чӣ мехонӣ ва дар[284] намоз чанд ракъат гузорда[285] ва чанд [боқӣ] монда, ки надонӣ. Ва басо бувад, ки як соат бар сари саҷҷода нишастаӣ, як дақиқа зикр ба огоҳӣ нарафта ва сад ракъат намоз хондаӣ, як такбир ба хушёрӣ нагуфта ва ҷузъе аз «Қуръон» нахондаӣ, як оят нашунидаву нафаҳмида.

Ва ҳамаи ин ибодати ту ба васваса ва аҷалат ва андешаҳои хориҷӣ сипарӣ шуда бошад. Ва ҳар куҷо бинишинӣ, гуфт: «Дар зикру намозу тиловат ҳузури дил ва огоҳӣ шарт аст. Ва ту марди ин[286] кор[287] наӣ, ранҷе беҳуда бар худ манеҳ ва «сарҷунбонию кунҷунбонии лотоил» бигузор. Фароизи мансусаи манкутаро агар тадорук кунӣ, он ҳам фазли бузург аст. [Ва] аз барои ҳузури қалби қиллати таом ва ҳалолии он ва қуввати ҳоли муршид ва риёзати шоққа* даркор аст. Ту онро [ба осонӣ] натавонӣ ва асбоби мусоид ва мувофиқ надорӣ ва он чӣ [аз] аҳволи [арбоби камолу] муҷоҳадати [эшон], ки дидаву шунидаӣ, он маҳз сухане аст, ки тарғибан ва ташвиқан бофтаанду ва худ асле масдари он нашудаӣ. Агар онро асле будӣ, дар шаҳр боз дигаре чун ту бад-он маънӣ руҷӯъ намудӣ ва ту бад-ин кор махсусу мутафаррид намебудӣ, балки агар илтизоми ҳаққталабӣ ва худоҷӯӣ дорӣ, боз сафару ғурбат беҳтар аст, ки дар мусофарат кас аз ҳама мунқатеъ ва ба ҷониби таоло мултаҷӣ ва мутавассил бошад. Ва алҳол

275 АБ — роҳзанӣ
276 АБ — бувад
277 АБ — шавад
278 АБ — деви раҷим
279 АБ — бувад
280–281 Б — инро
282 АБ — хавотир
283 АБ — гардад
284 АБ — аз
285 АБ — гузорида
286–287 АБ — инкора

тӯ аз халқ мабур ва насҳу фасх дар ҳикмати мадании ва манзилӣ ва маунати аъвони ҷинс, ки аз аъзами масолеҳи куллии олам аст ва назди басират омадан бад-он фарзи айн ва айни фарз аст. Тачниз раво мадор, ки дар миллати муруввату одамийят гуноҳгор бошӣ ва дар ҳар ду ҷаҳон зиёнкору шарҷсор.

Ин муқаддамотро шайтони[288] лаин ба тариқи дӯстӣ ва хайрхоҳӣ назди ҳар намоз, ки қиём кунӣ ва пеши ҳар саҷҷода, ки барои зикру тиловат бигустарӣ, дар назари ту тамҳид мекунад. Ва ба ҳар қадом аз ин муқаддима назиру амсоли офоқӣ ва анфуси дар нафс илқо мекунад аз роҳи хайр ба ахзи ҷоддаи шаръ, ки амали ту онро даркаёбад, то дарҳол саҷҷодаат дарнавардонад ва аз масҷид ба бозорат орад, то намозу тиловат кагъ кунӣ ва маҷлис орои ва суҳбат орӣ, то дар шақовати абад афтӣ ва амни дунёву охират шавӣ. [Ва ба тахдили] «қавлуҳу таоло, ва ман аъраза ан зикрӣ фа инна лаҳу маъишатан занкан ва наҳшуруҳу явма-л-қиёмати аъмо.»

Хок, воқиф бош, ки то фиреби хасм нахурӣ, ки хасми[289] ту муаллами малакути самовот ва арз аст [ва] ба ҳуҷҷату далел бо ӯ барнаён. Ва агар ба гуфти ӯ дарои, дигар беш бар сари саҷҷода натавони нишаст ва бар хасм зафар наёбӣ.

Пас, тариқи хоиб ва хосир гардонидани дев бад-он бувад, ки дар ҷое, ки як соат барои зикр нишастаи, ду соат бинишини ва ҳеҷ аз такрор мутаккид мабош. Ва агар васваса дар намоз бувад, онро муқаррар то се бор иода кун[290] ва агар дар тиловат бувад ва бар сари забон биояд, ба тазарруъ ва табаттул такрор ҳамекун. Ва аз як оят ба дуввум магузар,[291] то он ки аз забон ба дил фуруд ояд ва ҳеҷ ба васвасаи хасм илтифот макун, то шайтони ту хоибу хосир бозгардад. Ва маънии ҷиҳод ба нафс ин аст, ки ҳарчи хасм гӯяд, хилофи он кунӣ, [то] агар гӯяд: «бихоб», бархезӣ ва агар гӯяд: «бихур», тарк кунӣ [ва] аз ин ҷиҳат он сарвар саллаллоҳу алайҳи ва саллам мухолафат бо нафсро «ҷиҳоди акбар» хонда.

Охир надонӣ, ки ҳадиси нафсу васваса дар намози пайғамбаронро алайҳим-ас-салом будаст ва тафриқаи хотир авлиёуллоҳро даст дода, [то] ки эшон низ бар дафъи он камтар қудрат ёфтаанд. Чунон ки сарвари авлиё шоҳи вилоятпаноҳ Алии Муртазо «каррамаллоҳу ваҷҳаҳу» гӯяд:[292] «Ман аладдавом ҳамчу шубони чамъият хотир мехоҳам [ва] найофтаам ҷамъияти ман ҳамчу гусфандони мутафарриқ ва мутаништит мешаванд. Ман ба фароҳам овардан саргардон, эшон ба гурехтан».

Пас, агар ба ҷиҳоди нафс иштиғоли сафар кунӣ, боз шайтон муқаддами вақти ту бештар[293] аз ҳазар шавад ба узри[294] ҳараҷу машаққати [роҳ]. Аввалан фаровон томмаро ба нуқсон овари, со-

---

[288] АБ — дев
[289] АБ — душмани
[290] АБ — фармо
[291] АБ — бугзар
[292] АБ — гуфта
[293]—[294] АБ — шояд бештар аз ҳолати ҳазар баъд аз

бар тоату иштигол ба вузӯъ ва намози мавкутан панчгона монеи касбу тичорат мешавад, то ба завоид ва навофил ва авроду азкор чӣ расад. Ва сидку рости дар муомалот чуз аз кадри кафоф нарасонад.

Пас, чамъи мол бе дурӯғу хидъа ва фиреб сурат набандад. [Ва] фармонбарӣ[304] дар авомир ва адои он дар вакту махалл бо вучуди хирфа ва тичорат мухоли сирф бошад. [Ва] албатта бояд ки вактхои адо тоатро[305] бигузоронад ва* ба тарк ё** казо иктифо кунад.[306] Ва инфоки мол дар мавриду* махалл бо вучуди мукнат басе душвор бувад, чунон ки* * дар одоби хукуку укук донистаᵀ. Ва албатта[307] бояд ки** мол* дар фасод зиёда харч шавад аз [он ки дар] салох ва истиғфори сахарӣ. Худ арбоби дуньёро хеч даст надихад, [ки] рӯз саргарми муомалот бошанд, шом то нимшаб хисоби суд ва зиён кунанд, сахар то ниrок ба фароғат дар хоб бошанд: «Лиинъма мо кила+:»

[Рубой]ᵀ

Укбо талабӣ, оҳи сахар бояд кард,
Дунё талабӣ, азму сафар бояд кард.
Дунё талабию бо укбо талабӣ,
Ин ноз ба хонаи падар бояд кард.

[Лиинъма мокила+

Панчи хулду хаёол аст бар касе Соиб,+
Ки дасту лаб ба нони чахон наёлуда.]

Ин микдор [калимоти арчманд] басанда бувад касеро, ки толиби тарку тачрид бувад ва илтизоми тарку зӯхд бе илм ба хакикати матои дуньёи даст надихад. Ва чун касе манофеи[308] тарку чамъ бидонад, агар натавонад,[309] ки[310] тарк кунад, боре дар чамъ хам* дилбастагӣ наёрад ва фиреб нахӯрад. Ва гуфт: «Чизе, ки хул [кобил] натавонад хам, аз манфиат холӣ набувад. Чи шояд, [ки] дигаре бикунад:»

Гар мо нарасидем, ту шояд бирасӣ. «Алхамду ли-л-лохи-л-лази хадано ли-хозо, оллохума арзукнӣ ал-капла маа-л-феъли.+» 1296.*+

---

304 АБ — фармонбардорӣ
305 АБ — тоатро
306 АБ — кунанд
307 АБ — нобуд(л)
308 АБ — хакикати
309–310 АБ — тавонад кибр

## ДАР ТАҲҚИҚИ ТАЪРИХИ ОЛАМ ВА ТАФТИШИ[1] ҲУДУСУ ҚИДАМ

[Чун ин таҳқиқ низ аз татиммати асбоби ҷамъ аст ва алзами ҷазм ба тарафи ҳудуси олам сабаби ҷамъу касб ва эҳроз мешавад. Аз ин ҷиҳат дар рафъи шубҳаи ин масъала онҷӣ ба хотири фотир расида, дар инҷо эрод намуда меояд. Бидон, ки[1] тавоифи ҳукаморо дар мабдаи офариниши олам ихтилоф аст. Машҳуртар таърихи Ҳунуд ва Хито ва Фурс аст. Ҳукамои Ҳинд гӯянд: «Эзиди таоло бинои мурури солҳои олам бар адвор ниҳода аст, ки ҳар давре чиҳилу се лак [ва] бист ҳазор (4320000) соли шамсӣ аст. Ва ҳар даире муштамил бар чаҳор қарн: Қарни аввалро «Сатачака» номанд, муддаташ ҳафдаҳ лаку бисту[2] ҳашт[3] (1728000) ҳазор соли шамсӣ бошад. Қарни дуюмро «Таратуё» хонанд, муддаташ дувоздаҳ лак [ва] наваду[4] шаш[5] ҳазор (1296000) соли шамсӣ бошад. Қарни сеюмро «Давопас» гӯянд, муддаташ ҳашт лак [ва] шасту[6] чаҳор[7] ҳазор (864000) соли шамсӣ бошад.[8] Қарни чаҳорумро «Калҷак» номанд, муддаташ чаҳор лаку сию ду (432000) ҳазор соли шамсӣ бошад. Ва ин қарн, ки мо дар онем, қарни «Калҷак» аст ва дар санаи 1298+ нокисаи ҳиҷри соли қирони улувийини саврӣ аз ин қарн гузашта чаҳор ҳазору нӯҳсаду ҳаштоди чаҳор сол ва боқимонда чаҳор лак [ва] бисту ҳафт ҳазор [ва] шонздаҳ соли шамсӣ. Ва ҳар гоҳ ки боқии «Калҷак» тамом шавад, боз даври дигар ба тартиби мазкур шурӯъ хоҳад кард. Ва ба заъми эшон аз ибтидои олам як ариб [ва] наваду панҷ курур [ва] панҷоҳ[у] ҳашт лак [ва] чаҳор ҳазору нӯҳсаду ҳаштод [у] нӯҳ, (1955884989) сол[9], то санаи мастураи гузашта.[10]

Ва аммо ба эътиқоди ҳукамои Хито ва Уйғур аз аввали офариниши олам ҳашт ҳазору ҳаштсаду шаст [у][11] чаҳор ван ва дусаду наваду панҷ соли шамсӣ мунқазӣ шуда ва аз даври «Шонтун», ки охири адвори сулса заъми эшон аст, ҳафтоду шаш сол гузашта, то санаи мазбура (1298). Ва ҳар ван ба заъми онҳо даҳ ҳа-

---

[1] АБ — маълум

[2–3] АБ — бист

[4–5] АБ — шаст

[6–7] АБ — шаст

[8] Б — бувад

[9–10] АБ — соли гузашта то санаи мастура

зор соли амси* аст. Ва чун давраи салоса мунтахӣ шавад, боз давраи дигар аз сар гирад.

Ва аммо ба эътиқоди ҳукамои Фурсу Аҷам ҳар давраи олам сесаду шаст ҳазор сол аст. Чун мунтаҳӣ шавад, боз даври дигар сар шавад ва аввали даври эшон аз иҷтимои кавокаби Сабъа бувад дар аввали нуқтаи Ҳамал ва то санаи марқума аз солҳои олам гузашта. Назар ба эътиқоди эшон як лак[у]* ҳаштод[у]* чаҳор ҳазору нӯҳсад[у]* ҳаштоду ҳашт соли шамсӣ (184988) ва бақия[11] аз ин давр як лаку ҳафтоду панҷ ҳазору дувоздаҳ сол монда,[12] то боз кавокиб дар аввали Ҳамал ҷамъ оянд. Ва ин давр низ муштамал ба фусул[у] даврҳои суғро аст, ки* агар касе майл ба тафсили он дорад, руҷӯъ ба кутуби аҳкоми ва амалии[13] нуҷумӣ кунад. Ва мабнои ин эътиқодот дар муддати таърихи олам ҳама вобаста ба қидами олам аст ва қиёс аз ҳозир ба ғоиб ба ин тариқа, ки аз ҳаракоти зевҷот ва ҷавзаҳроти кавокиб ва қиропот бар нахҷ маҳсубу марсуд гумон кардаанд, ки ба ҳамин ҳаракату рафтор бояд, ки дар фалон вақте дар Ҳамал ҷамъ оянд ва ё ин миқдори муддат аз инсирофи эшон аз аввали Ҳамал гузашта бошад. Ва чун диданд, ки ҳаракоти афлок [ва аҷром] даврӣ аст, гуфтанд: «Бояд ки ло ибтидо лаҳу ва ло интиҳо лаҳу бошад, аз он ки агар ҳаракат мустақим будӣ, ҳаросина ибтидою интиҳо дар ӯ мутасаввир шудӣ. Ва боз ҳаракат ба як қарори воҳид аст аз Мағриб ба сӯи Машриқ ва ҳеҷ тағйиру инҳироф дар ӯ бозидид намегардад». [Ва] гуфтанд: «Мустағнӣ аз муассир аст». Ва ин ҳаракат аз тақозои зот ва нафси афлок омада.

Пас, далел бувад ба қидами олам. Бинои ҳама[14] ин[15] қиёсот бар ваҳму зан[н] аст, лузуми вуқӯи онро дар хориҷ ҳеҷ ифода намекунад. Масъалаи ҳудусу қидам ва илм ба аҳволу кайфияти олам ва аз он ҷумла аст, ки ақли нокиси башарӣ, ки мамзуҷ ба ғубори имкон аст, ҳақиқати онро дарёбад ва ибтидою интиҳои онро ташхис кунад, ки ақли маҳдуд ба қолаби унсурӣ аз дарёфти басоити мураккаботи суфлия ҳамоҳия оҷиз аст, то ба иҳотаи басоити муҷаррадоти улвия чӣ расад. Оре, агар мухбири содиқ ба ҳақ он эълом диҳад ва китоби ваҳӣ ва илҳом бад-он нотиқ бувад, ба ҳамон тамассук ва эътиқод бояд кард ва ҷойдае аз онро нуҷу мунҳариф бояд ангошт. Ва баъд аз он ки изади субҳонаҳу дар маҳками танзили ҳамид баён фармояд, ҳудуси оламро он ҷо, ки гӯяд: «"Ва ҳува-л-лазӣ халақа-с-самовота ва-л-арза фӣ ситтати айёмин сумма-става ала-л-арш"». Ва ин оят мутобиқ бувад бобӣ аввали сифри таквини «Таврот»-ро+. Ва нодон касе бувад, ки тасаввури қидами олам кунад ва гумроҳ шахсе бошад, ки аз қадри муддат, ки шореҳ сареҳ фармуда, замоне ва муддате зиёда тақдир кунад, ки не исмонҳою замин, ки мо овардему офаридем дар шаш рӯз ва дар баробари арш бинош-

---

[11] АБ — боқимонда
[12] АБ — бошад
[13] Б — илмик
[14-15] АБ — ин ҳама

тем. Пас, хилқати афлоку кавокиб ва биҳору ҷибол ва ҷонварону соир ашҷору наботот пеш аз Абулбашар ба шаш рӯз ба анҷом расиданд, ибтидо аз якшанбе назар ба тарҷумаи «Таврот», то ҷумъа, ки субҳи он Одам[16] махлуқ шуд ва масҷуди малоика гашт, соат масҷуди малоика гашт, қабли аср ба се соат ба биҳишт рафт, наздики ғуруб берун омад, ки тақрибан понсад соли замони мешавад. Ва он рӯзҳо,[17] ки дар офариниши олам, эзади таоло баён карда, камтаракаш ҳазор сол аст ва аксараш панҷоҳ ҳазор сол. Ба ҳар кадом, ки туро ихтиёр афтад, ҳудуси олам собит аст. Пас, агар татбиқ ба қавли ҳукамо хоҳи ва тақдири ҳам ба панҷоҳ ҳазор сол кунӣ аз ибтидои халқи олам ва давварони сипеҳр то ҳубути Абулбашар Одам алайҳиссалом ба ҳасби қутуби осмонӣ се лаку панҷоҳ ҳазор сол гузашта бошаду бас. Ва ҳафт[18] ҳазор сол гузашта бувад, ки агар тақдири ҳам ба ҳазор сол кунӣ.[19] Ва агар таърихи гузашта аз ҳубут бар ин маблағ афзоӣ, то рӯзе, ки дар они, таърихи аввали офариниши то он рӯз [туро] маълум шавад. Ва аз ҳубути Одам Сафӣ то соли ҳиҷрат гузашта шаш ҳазору дусаду шонздаҳ сол ва то муҳаррами санаи 1298+ тамма ҳафт ҳазору чаҳорсаду[у]* ҳафтоду панҷ сол. Ва* санаи 1298+ тамми ҳиҷрӣ соли 1259* шамсӣ ва панҷ моҳу бисту ду рӯзу як соату бисту як дақиқа, панҷ сония мешавад.*

Пас, аз ибтидои офариниши ҷаҳон то муҳаррами санаи мазкура се лаку панҷоҳу ҳафт ҳазор[у]* чаҳорсаду ҳафтоду панҷ сол гузашта бошад, назар ба ахзи [муддати] аксар ва чаҳордаҳ ҳазор [у]* чаҳорсаду ҳафтоду панҷ сол [гузашта], назар ба ахзи [муддати] ақалл. [Ва ҳар кадом, ки туро ихтиёр афтад, онро маҳфуз дор ва бар ин зиёда эътиқод раво мадор.] Ва ин ҳудуси оламро ба мисоли ирфоке равшан тавон кард. Масалан, устоди соатсоз ҳодиракор сурате тартиб кунад дар зеҳн, ки ба ин асбобу адавот ва олот миқдори як соат то се соат дар хориҷ ба рӯи бисот ҳаракат кунад, ё гӯе бад-ин қадар нафту гугирд миқдори соате, ё бештар дар ҳаво ба парвоз ояд ва оташбори[20] кунад, чун лааб дар сурат ва оташфезӣ, [ки] дар гӯӣ тамом[21] шавад, ки матлаб ҳамон бувад,[22] ин санъат аз ҳаракату тараддуд бознамонад. Ва ин ҳаким вақте ки ин суратро ё гӯйро дар хориҷ зоҳир созад, ҳамон ғаҳвии асбобу олоти ҳаракатро дар ӯ таъбия карда бувад дар зеҳн, ки бе интизор[23] матлаб аз ӯ ба ҳусул анҷомад. Инчунин ҳакими мутлақи таоло ва тақаддас аз даҳи ҳам медонист, ки гӯе бояд мутаҳаррик, то эҳдоси ҳарорат кунад ва аз гелеи он ҳаво пайдо шавад ва аз тарии он[24] об ва аз сухунати он хок. Ва аз таркиб[25] [у таҳлили] он мавоиди гуногун* ки хулосаи он насли бошад

---

[16] АБ — Одам сафии салавот-ул-лаҳ алайҳ
[17] Б — рӯз
[18] [19] Б — назар тақдири ҳам ба ҳазор сол кунӣ, ҳафт ҳазор сол гузашта бошад"; * А — бошад
[20] АБ — оташбозӣ
[21] [22] АБ — матлуб бувад, тамом шавад
[23] АБ — бе интизорӣ он
[24] АБ — ҳаво
[25] АБ — таркибу

зор соли амсӣ* аст. Ва чун давраи салоса мунтаҳӣ шавад, боз давраи дигар аз сар гирад.

Ва аммо ба эътиқоди ҳукамои Фурсу Аҷам ҳар давраи олам сесаду шаст ҳазор сол аст, чун мунтаҳӣ шавад, боз даври дигар сар шавад ва аввали даври эшон аз иҷтимои кавокаби Сабъа бувад дар аввали нуқтаи Ҳамал ва то санаи марқума аз солҳои олам гузашта. Назар ба эътиқоди эшон як лак[у]" ҳашгод[у]" чаҳор ҳазору нӯҳсад[у]" ҳаштоду ҳашт соли шамсӣ (184988) ва бақия[11] аз ин давр як лаку ҳафтоду панҷ ҳазору дунюздаҳ сол монда,[12] то боз кавокиб дар аввали Ҳамал ҷамъ оянд. Ва ин давр низ муштамал ба фусу.у даврҳои сугро аст, ки* агар касе майл ба тафсили он дорад, руҷӯъ ба кутуби аҳкомӣ ва амалии[13] нуҷумӣ кунад. Ва чабиои ин эътиқодот дар муддати таърихи олам ҳама вобаста ба қидами олам аст ва киёс аз ҳозир ба ғоиб ба ин тариқа, ки аз ҳаракоти авҷот ва ҷавзаҳроти кавокиб ва қиронот бар наҳҷ маҳсубу марсуд гумон кардаанд, ки ба ҳамин ҳаракату рафтор бояд, ки дар фалон вақте дар Ҳамал ҷамъ оянд ва ё ин миқдори муддат аз инсирофи эшон аз аввали Ҳамал гузашта бошад. Ва чун диданд, ки ҳаракоти афлок [ва аҷром] даврӣ аст, гуфтанд: «Бояд ки ло ибтидо лаҳу ва ло интиҳо лаҳу бошад, аз он ки агар ҳаракат мустаким будӣ, мазаннаи ибтидою интиҳо дар ӯ мутасаввир шудӣ. Ва боз ҳаракат ба як қарори воҳид аст аз Магриб ба сӯи Машриқ ва ҳеҷ тағйиру инҳироф дар ӯ бадид намегардад». [Ва] гуфтанд: «Мустагни аз муассир аст». Ва ин ҳаракат аз тақозои зот ва нафси афлок омада.

Пас, далел бувад ба қидами олам. Баёни ҳама[14] ин[15] киёсот бар ваҳму зан[н] аст, лузуми вуқӯи онро дар хориҷ ҳеҷ ифода намекунад. Масъалаи ҳудусу қидам ва илм ба аҳволу кайфияти олам на аз он ҷумла аст, ки ақли ноқиси башарӣ, ки мамзуҷ ба губори имкон аст, ҳақиқати онро дарёбад ва ибтидою интиҳои онро ташхис кунад, ки ақли маҳдуд ба колаби унсурӣ аз дарёфти басоити мураккаботи суфлия ҳамоҳия оҷиз аст, то ба иҳотаи басоити муҷаррадоти улвия ҷӣ расад. Оре, агар мухбири содиқ ба ҳаққ он эълом диҳад ва китоби ваҳй ва илҳом бад-он нотиқ бувад, ба ҳамон тамассук ва эътиқод бояд кард ва мозодае аз онро пуҷу музахраф бояд ангошт. Ва баъд аз он ки эзади субҳонаҳу дар маҳками танзили ҳамид баён фармояд, ҳудуси оламро он ҷо, ки гӯяд: «"Ва ҳува-л-лазӣ халақа-с-самовота ва-л-арза фи ситата айёмин сумм-аставо ала-л-арши"». Ва ин оят мутобиқ бувад боби аввали сифри таквини «Таврот»-ро*. Ва нодон касе бувад, ки тасаввури қидами олам кунад ва сумирох замахсе бошад, ки аз қадри муддат, ки шореъ сареҳ фармуда, заёне ва муддате ҷудо такдир кунад, яъне осмонҳою замин, ки чунон ки овардему офаридем дар шаш рӯз ва дар баробари арш бидош-

---

11 АБ — боқимонда
12 АБ — бошад
13 Б — илмии
14–15 АБ — ин ҳама

ёт ба тартиби асбобу адавот афтад ҳам, дар зеҳн кофӣ бошад. хосса дар ҷое, ки ҳаким чандон устод бувад ва[*] моҳир[*], ки ба муҷарради хитоб ба ҳарфи «кун», сад ҳазор оламро ба манассаи зуҳур орад аз барои қарори маротиби таназзулоти арбааи зеҳнӣ. Мисоле равшан бинамоем.[31] Масалан, инсон қобилияти китобат дорад ва мустаъид аст, ки таҳайюл ва тасаввури китобат кунад. Мартабаи аввал таназзул ва уммулкитоб нафси нотиқаи ӯст. Ва ин мартаба аз нафси ӯ ба як мартаба дуртар аст. [Ва][*] чун таҳайюли китобат кунад ва ҳусни онро ва вазъи ҳуруфи онро. Дар ин ҳол расму хатта малҳузи ӯ набошад[32] ва мумкин нест, ки малҳузи ӯ шавад,[33] чи аз ноҳияи ҳақиқӣ ғайри ваҳдат зуҳур накунад. Ва ин таъаққул бар итлоқ бошад ва ин таназзули дувуми[34] бувад дар нафси ӯ. Ва ин ҳол лавҳи маҳфуз бувад назар ба нафси нотиқаи ӯ. Ва чун тасаввур кунад, ки китобатро миддоду қалам бояд ва коғаз[35] [барои нуқуш] мартабаи таназзули[36] севум бувад дар[37] нафси нотиқаи ӯ. Ва ин ҳаюло бувад назар ба нафси ӯ. Ва таҳайюли ҷамъи асбоб ва чеи ниҳаст маҳмул бар[38] китобат, мартабаи таназзули чаҳорум бувад аз нафси ӯ. Ва ин ҳоли мабдаи асмоъ ва осору афъол бувад аз нафси нотиқаи ӯ. Ва ҷамъоварии адавоти китобат дар хориҷ ва он чи китобат бад-он мумкин бувад, мартабаи таназзули панҷум бувад аз нафси ӯ. Ва ин ҳол ҳукми арш дорад назар ба нафси ӯ. Ва ниҳодани нуқуш бар тахта ва аз дил ба даст овардан ва бар коғаз рехтан ҳукми фалакулкурсӣ дорад аз нафси ӯ ва алаҳода.

Пас, чаҳор мартабаи мукаллам зеҳнӣ бувад ва рӯҳонӣ мартабаи панҷуму шашум хориҷӣ бувад ва ҷисмонӣ. Ва чун арш мабдаи асмоъ ва осору афъол аст ва маҳзару манбаи ҳамаи фуюзоти раҳмонӣ, агар дар мартабаи таназзули чаҳоруми арш, беҳтар ва равшантар бувад. Дар ин сурат фалакулкурсӣ, ки доҳили олами шаҳодат аст, мартабаи панҷум меафтад «хуз мо-сафо, даъ мо-кадар.»*

Пас, назар ба он чи тамҳид кардем,[39] ҳарчи зери арш бувад аз басоити улвийёту суфлиёт, ҳама ҳодисанд ва дар маърази фанову завол. Ва давому бақои эшон то вақтест, ки қайюму натоиҷи муддаъаи аркону мавлидаш биттамом ба зуҳур ояд, онгоҳ ин пардаҳо ва шабакаҳо аз пеш бардошта шавад, бад ҳамин олами анвор ва ҷаҳони ҷон боқӣ бошад,[40] ки қадими биззот аст* ва қоим ба зот.[41] Ва аммо ин сухан, ки пеш аз Абулбашар дар ин ҷаҳон оламиён будаанд ва табақоти салотини гузашта, ба эътиқоди ҳукамои Ҳинду Хито ва Фурс, чунонки муфассалан дар дебочаи китоби «Носих-ут-таворих» нақл афтода, он маҳалли эътимоду ил-

---

[31] АБ — намоем
[32–33] АБ — нашавад
[34] Б — дуюм
[35] АБ — сафҳа
[36–37] Б — севум таназзул бувад аз
[38] АБ — бар
[39] АБ — кардам
[40] Б — монда; А — монад
[41] АБ — нест аст

# ДАР ИЛЛАТИ[1] НАКБАТИ УКАЛО ВА САБАБИ[2] ДАВЛАТИ СУФАҲО[+]

[Мастур намонад, ки муҳаррири сутурро вақте ки шоҳиди раъноии ҷавонии баҳудорон буд, ҳавасҳо ва орзуҳои баландаш дар димоғам мутамаккингашта ба дараҷот аст, ки абнои ҷинс ба тараддуду саъй намерасанд, сар фуруд намеоварам ва маротиби арҷманд, ки ман мехостам, бо ман намерасид. Ва[4-4] дар авоили айёми кухл, ки филҷумла ба ҳақиқати пасту баланд огоҳиям додаанд, он дағдағаҳо аз хотирам фурӯ нишаст ва ба сахл қаноат намуда дар кунҷе мегузаронидам ва ҳар ки аз аҳбоб назди ман омадшуд мекард, мегуфт: «Бо ҳама зако ва фарҳанг чаро ба нисбат гирифторӣ ва чаро ба дари ҳукком тараддуд наёрӣ, то туро аз ҳазизи мазаллат ба авҷи иззат бароранд?» Ба ҳар кадом узре тамҳид мекардам ва ҷавобе мегуфтам. Баъзе, ки мункири ҳоли ман буданд, мегуфтанд, ки аз аъмоли бад бад-ин тангӣ мубтало гаштааст. Ва илло он кист, ки тавонад, ки ба ҷой ва ҳалво бирасад, пушти даст афшонад. Дар охир аз муколамаи «асдиқо» малул шуда, рисола дар накбати укало ва давлати суфаҳо навиштам ва ҳар ки муориз аҳволи ман шудӣ, пешаш мениҳодам ва худ ба паҳлӯ меафтодам. Ҳай ҳозо.]

Яке аз аҳиббо, ки дар шиддату рахо ва роҳату ано дами мувофақат мезад, суол намуд, ки чӣ ҳикмат аст, ки аҳли ақл ва арбоби фазл аз аҳди Одам ало набийно ва алайҳиссалом дар ҳар аср гирифтори миҳан ва алом будаанд ва дар ҳар аҳду замон душманком? Ва кас нишон намедиҳад, ки дар фалон вақт, ё фалон таърих касе аз укало ба мадориҷи иқболи лобакон дунявӣ тараққи карда бошад, ё асҳоби ҷоҳу иқтидор қавлу феъли ӯро ба қабул талаққӣ намуда бошанд, магар ба тариқи истеҳзо ва сухрият ва ҳазлу хиффат, ки фалон марде димоғхушки савдоимизоҷ аст ва аз ғалабаи ҷунун ҳавоси пурихтилоҷ.[3] Оре:

[Қитъа]

Гар ҷуҳудӣ қурозае дорад,
Хоҷаи моллор[4] мӯътабар[5] аст.
В-он ки дорад ҳунар, надорад мол,
Гар ҳама Буалист,[+] девонаст.

---

[1] АБ — сабаби
[2] АБ — иллати
[3] А — ихтилол
[4-5] АБ — [illegible] фарзона

Ва он ки[6] аз укало[7] ба ҳукми қудрат ба ҷоху мукнат расида,[8] худ лаззату ҳаловат надида, масдари ҳазор инқилобу офат гардидааст. Афвоҳи шуаро ҷиҳати шикояти бемеҳриҳои гардун кушодааст [ва] алсинаи фусаҳо дод аз бедодиҳои фалак дода.

[Умари] Хайём+ гӯяд:[9]

[Рубоӣ]

Гар бар фалакам даст будӣ чун Яздон,
Бардоштаме ман ин фалакро зи миён.
Аз нав фалаке дигар чунон сохтаме,
К-озода ба коми дил расидӣ осон.

Саъдӣ:+

Он худое, ки шебу боло сохт,[10]
Ё фазилат ҳамедиҳад, ё бахт.

[Ҳофиз:+

Сабаб мапурс, ки чарх аз чӣ сифлапарвар шуд,
Ки комбахшии ӯро баҳона бесабабист.]

Лисон-ул-ғайб:+

Фалак ба мардуми нодон диҳад зимоми мурод,
Ту аҳли фазлию дониш, ҳамин гуноҳат бас.

Абулмаонӣ:+*

[Байт]

Раҳоӣ нест равшантинатонро аз сияҳбахтӣ,
Ки нуру сояро натвон ба теғ аз ҳам ҷудо кардан.

Кисро+ аз Абӯзарҷмеҳр+ пурсид, ки «аз аҷоиби рӯзгор чизе гӯй». Фирдавсӣ+ аз забони ӯ мегӯяд:

[Маснавӣ]

Бипурсиду гуфто: «Чӣ дидӣ шигифт,
К-аз он бартар андоза натвон гирифт?
Чунин гуфт бо шоҳ Бузарҷмеҳр,
Ки «яксар шигифта аст гардонсипеҳр,
Яке марди бинӣ ту бо дастгоҳ,
Расида кулоҳаш ба абри сиёҳ,

Ки ӯ дасти чапро надонад зи рост,
Ба бахшиш фузунӣ надонад зи кост.
Як аз гардиши осмони баланд,
Ситора бигӯяд, ки чун асту чанд.
Фалак раҳнамунаш ба сахтӣ бувад,
Ҳама баҳри ӯ шӯрбахтӣ бувад».

---

6–7 АБ — аз укало он ки
8 АБ — расидааст
9 АБ — гуфта
10 А — Он ки хат офариду рӯзию бахт

— Гуфтам: «Халъати ғано ва хирқаи фақр агарчӣ дар корхонаи «наҳну қассамно байнаҳум маъишатаҳум фил-ҳаёти-д-дуньё»+ бофтаю[15] сохта гардад ва ливои давлату меҳнат аз[16] маҳкамаи қазою қадар бар фарқи шоҳу гадо афрохта. Маазолик, ҷузви ихтиёр ба дасти тасарруф ва тамаллуки ғанӣ ва фақир додаанд, то [ҳар қадом] қадомро ихтиёр кунад.[17]

Агар шоҳ ихтиёри фақр кунад, тавонад. Ва агар гадо дастгоҳи шоҳӣ талабад, бирасад. «Ман талаба шайан ҷиддан ваҷада ва ман қарва бобан лаҷҷа валаҷа.»+,

Ғоят он ки ғанӣ агар фақр хоҳад, ҳиммати баланд бояд ва фақир агар ғано ҷӯяд, таҳаммули заҳмату ғазанд. Ва онон ки эҳтимоли машаққату[18] ранҷ[19] наёранд, фақр ихтиёр кунанд ва фақир бошанд. Ва онҳо, ки тааби талабро роҳат донанд ва ба ҳеҷ нок аз кӯшиш боз наистанд, ғано ёбанду ғанӣ бошанд. Давлат мавқуфи касбу тараддуд ва саъй аст. Ва меҳнат мавқуфи илтизом ва ихтиёри тарк:

[Байт]'

Ку диловар, ки кашад тегу қадам пеш ниҳад,
Тоҷи шоҳӣ бирабояд ба сари хеш ниҳад?!

Ва мумкин аст, ки ба саъю касб ҳукумату аморат тахсил шавад, то ба ҳусули молу манол чӣ расад. Ва бисьёр касон, ки на аз хонадони салтанату аморат буданд, ба восита талабу тараддуд ба ҳукумат ва иёлат расиданд. Ва басо мардум аз ахиссо ба воситаи имсоку ҳирсу ҷамъ соҳиби ҷоҳу мукнат гардиданд. Чунон ки Қова+ ва Яъқуби Саффор+ аз табақаи ҳаддодон ба пешаю ҳирфаи худ қаноат нанамуда, ба тақарруби мулук ва ҷамъияти аҷомир ба қаҳру ғалаба соҳиби амру ҳукм гаштанд. Ва аз ин ҷинс ҳуккому умаро*, фи-замонино, дар наздику дур аз билод алҳол ҳам бисьёранд. Пас, аз барои тиҷорат ва ҳирфату пешаи зарурӣ маблағе хатир аз нуқул даркор не. Ва аз барои деҳқанату зироат як ҷуфт говзамин шарт не. Бисьёр касонро дидем ва шунидем, ки аз як дирам соҳиби ҳазор шуданд ва аз як қитъа мазраи маҳдуд ба қадри ним таноб, ё камтар арбобу раиси деҳ гаштанд. Ва басе аз матбахиёну хаббозон бе таҳийяи тӯпу туфанг соҳиби аламу чавгон ва мири ҳазор.

Ғоят он ки дар амсоли ин иктисобот тӯли амал ва қиллати ақл ва ғафлати зафт шарт бошад, ки мард зистанро барои хӯрдану ристан донад ва қуввати инсонийя ва малакии ӯ бар қуввай ҳайвонийя ва баҳимӣ мағлуб бувад ва[20] худро бе мухобо ба корҳои мӯҳлик ва вартаҳои хатарнок андозад [ва чизе бирабояд, ё сар ба бод диҳад.] Гирд овардани дуньёи данӣ бо ин машаққат ва касби давлат бад-ин мазаллат ва суубат мувофиқи таври ахли ақлу ҳикмат нест. Ва касоне, ки бад-ин сахтӣ ва уқубат соҳи-

---

15 Б — ёфтаю
16 АБ — дар
17 АБ — кунанд
18—19 АБ — ранҷу машаққат
20 АБ — то

би ҷоҳу мукнат гаштанд, ҳеҷ осоишу лаззат нодида,[21] ба ҳасратҳо мурданд [ва ҷон ба хазинаи ҷаҳаннам супурданд]. Ва аммо қонеи ақл дар ҳар ҷо, ки бувад, соҳиби худро монеъ ояд аз иқдом ба корҳои хатарнок ва ба сабру сукун ва қаноат даъват кунад.

Лоҷарам, ҳама давлату ҳукумат насиби суфаҳо ва беақлон бошад ва меҳнату мазаллат нонхўриши уқалою соҳибхирадон.

[Бале, чун ҷифае дар нахл сақат шуда бувад, кабку товус доман барчинанд ва бар ӯ набинанд ва аз роиҳаи кариҳааш таҷаннуб оранд. Аммо зогону каргасон аз нишот дар миёни замину осмон нагунҷанд ва ба шавқу ҳавас бар сараш биншинанд. Оре, чун яке афканад, лобудд, дигаре бардорад.] Ва он чи шоир гуяд:

Ақлу давлат қарини якдигаранд,
Ҳар киро ақл нест, давлат нест.

Зоҳири маъни он аст, ки эҳрози ҷоҳу давлат ва саранҷоми миҳоми тиҷорату зироат низ бе вуҷуди нафъе аз ақл сурат набандад, чи агар шахс муттасиф ба сафоҳату балоҳати ҷибиллӣ бувад, ҳамчу ҳайвони уҷм зист кунад ва кораш ба хидматгории халқ гулхантобии ҳаммом оид шавад ва фақиру муфлис аз ҷаҳон бигузарад. Аммо дар ҳақиқат маънии ҷасони байт ин аст, ки он ки ақли маодӣ надорад, ба давлату саодати ҳидояту рушд ва рашоду фақри маънавӣ намерасад ва дар асфали софилини табиат ва гулхани лаззот ва ҳаззоти ҷисмонии матруду мардуд гирифтор мемонад ва дарвешу гадо ва бе зоду тӯша аз ин олам ба сарои сазою ҷазо меравад. Ва он ки ақл дорад, аз барои он рӯз захира бармедорад[22] ва давлати абадӣ ва саодати сармадӣ меёбад. Ва аммо [худи] ақл агарчи ҷавҳаре басит аст ва қобили таҷазӣ ва инқисом нест, лекин ба ҳасби маротиби инсон мунқасим ба се қисм боянд мешавад[23] ва ба сифоти салоса муттасиф мегардад:[24] Маодӣ ва маошию баҳимӣ. Ва боз ҳар кадом ба сабаби ихтилофи машрабҳо ва мазҳабҳо ба се мартаба зоҳир мешавад: Аъло ва адно ва авсат. Адноӣ ақли маодӣ аълои [ақли] маошӣ бошад. [Ва] адноӣ [ақли] маошӣ аълои [ақли] баҳимӣ [бувад]. Адноӣ [ақли] баҳимӣ аввали ақли ҳайвоноти уҷм бувад.[25] [Ва] нисбати ақл ба ҳама олами ҳайвон чун тоби Офтоб бар сабили умум бувад, заъфу қувват дар қабулу қобил бошад ва вусъату тангӣ дар маҳалл бувад, на дар зоти ақл, ки ӯ аз ваҳдати сирфа берун наравад ҳамчу Офтоб. Аммо ақли маодӣ хоссаи анбиёву авлиёи солиҳин аст. Ақли маошӣ сифати ҳукамо ва азкиёи мутааллиҳин. Ва ақли баҳимӣ ақилаи авомуннос аҷмаин. Ҳикмат дар ин тақсим[26] маҳз ҳамон ҳикмати[27] тамаддун ва манзилӣ аст, ки ҷаҳонро обод доранд ва солеҳу толеҳ ва бар[*] мӯъмину кофир зоҳир

[21] АБ — падида
[22] АБ — мебардорад
[23] АБ — мегардад
[24] АБ — мешавад
[25] АБ — бошад
[26] АБ — қисмат
[27] АБ — риояи масолеҳи

шаванд ва амру наҳй иҷро ёбад, ки баъзе кабул кунанд ва баъзе радд ва баъзе тарк[28] кунанд ва баъзе ҷамъ[29] то мазҳари раҳмату ғазаб ошкоро шавад ва[30] сифати интиқомия ва қаҳҳория ва наъти раҳмония ва ғаффория[31] дар пардаи хифоъ мастур намонад.

Ва чун офаридгори субҳонаҳу барои ҳубби таъриф ва изҳор ба муфоди ҳадиси қудсӣ, ки фармуд: «Кунту канзан махфиян фа-аҳбабту ан аърифа фа-халакт-ул-халка*», эҷоди мукаввинот кард ва муаррифи ҳақиқӣ инсонро гардонид ва барои бақои навъи ӯ лавоҳиқоту лавозимот, ки*⁻ мушоҳида меравад, муҳаққад фармуд ва асбоби таайюш ва таматтӯи ӯ мураттаб кард* ва ҳирфатҳою пешаҳо барои ҷамъият ва таовуни биёмӯхт ва талқин кард[32] ва ихтиёр дод, ки агар эҳтиёҷ афтадат, ба кор дор. Ва ин бисоти ғаброва сатҳи хазроро, ки манбати ниами [номутаноҳӣ ва] номахсур аст, маҷлисгаҳи барои қароргоҳаш бахшид аз натонҷи кироманаш. Онон, ки ба ақли маодӣ мустасъид буданд ва ба саодати азалӣ мустафид, ба худ дарёфтанд, ки ин мақарр бесубот аст ва ин неъмат бебақо, асле, ки ин бино бар ӯст ва обе, ки ин неъмат аз ӯст, толиби ӯ шуданд ва ба ихтиёр аз сари ин хони алвон бархостанд ва аз неъматаш ба он чи садди рамақ дорад, иктифо намуданд, то бар сари хони «мо ло айнун раъат ва ло-узнун самаат» садрнишин гардиданд. Ин саодат аз ғалабаи сифати таҷарруди эшон омад. Ва гурӯҳе пас аз иншо онон, ки ба ақли маоши муттасиф буданд, ҳамчу[33] хунсо мушкили байн-ал-манзилатайни монданд, на қуввате, ки изҳори мардӣ ва ҷалодат намоянд [ва аз ин домгоҳи фиреб барҷаҳанд ва] на заъфе, ки тан ба забунӣ ва хорӣ диҳанд [ва магасвор бар асал уфтанд], яъне ба сабаби истеъдоди зотӣ ва воситаи саъю тараддуд аз сифати таҷаррӯд баҳрае филҷумла бардошта, аммо касофати таркибашон ғолиб омада, ба нури таҷаррӯд холи пешиниён[34] мебинанду медонанд ва ба фанову[35] заволи ин бисоту навола мӯътақиданд, лекин сиқли таркибу[36] табъ[37] аз домани шон овехтааст ва занҷири ҳавою ҳавас ба гарданашон андохта, то аз сари ин хони алвон бархоста наметавонанд. Ва ба сабаби тахайюли адами бақо ва бими завол низ роҳи нишастан намедонанд, ҳамчу он мурғи зирак, ки донаю дом бар замин бинад, бар дарахт нишинад, чун абнои ҷинс ба болои дому дона мебинад, бархостанаш намеояд. Ва чун мушоҳадаи қайду дом мекунад, тариқи фуруд омадан намедонад. Ночорам, гурусна мунтазири аҳволи ёрон бинишинад ва баъд аз он ки сайёд дом барчинад, ғофилон ба худ гирифтор оянд ва баъзе сероп, ки хоҳанд, аз дом бираҳанд, имтило монеъ

---

[28] АБ — ҷамъ.

[29] АБ — тарк

[30–31] АБ — то сифати раҳмония ва ғаффория ва неъмати интиқомия ва қаҳҳория

[32] АБ — вамуд

[33] АБ — ҳамчун

[34] А — пешиниашон

[35] АБ — фасоду

[36–37] АБ — табъу таркиб

Пас, аз ин тамхид муқаррар шуд, ки он ки оқил аст, ба касбу ҷамъ камтар шуғл орад, магар ба қадри зарур. Ва он ки ҷоҳил аст,[49] ҳама ҳиммат сарфи касб ва саъй[50] кунад. Лобудд насиби оқил[51] аз дунъё фақру эҳтиёҷ бошад ва ҳиссаи ҷоҳил[52] ғанию иқтидор. Ва ҳарду тан дар ин касбу саъй мухторанд. Ғоят он ки яке накарду нарасид, дигар[53] карду ёфт. Дар ин ҷо на оқилро разилаест, ки то бад-он фақир бошад, на ҷоҳилро василае,[54] ки то бад-он ғанӣ гардад. [Илло разила яке он ки ба андак қаноат намуда, дар кунҷе хуш биёсудааст. Васила дигар он ки ба ризқи муқаддар иктифо нанамуда, монанди хари кироя пагоҳ то бегоҳ давидааст]. Ва чун касбу[55] ҷамъ[56] бе суубату машаққат ва мазаллат[57] сурат набандад на боз он барои касон ва дигарон бувад, зероки як[58] нафс зиёда аз се бор итъом натавонад кард дар шабу рӯз[59] [ва] агар ранҷу шаш кунад, бемор шавад [ва ҳайза афтад, ки наздик ба марг ояд]. Пас,[60] он чи аз ин зиёда ояд,[61] насиби дигарон бувад[62] [аз хиламу хашам] пеш аз марг ва[63] баъд аз он. Ва боз натиҷаю самараи хурдан р... ну хобидан аст ва толиби чимоъ шудан, ки ин ҳар се амр коре [бас] хасис аст. Уқало аз ин ҷиҳат диданд, ки фоидае дар ҷамъ мутараттаб[64] нест ғайр аз хусрон ва рафтан дар ақиби сутурону ғовон.

Фалоҷарам, ба*[11] андак иқтисор карданд, ки таҳсили он осон аст. Масалан, касе, ки илтизоми пиёдагӣ дорад, муҳтоҷи кафш бошаду бас. Ва агар давони саворагӣ дорад, асбу анҷоми он ва тавилахона ва бонии он ва тараддуди ваҷҳи хӯрду хӯроки он.[65] Ва маълум аст, ки марди пиёда асбоби худ ба се дирам гузориш диҳад ва савора ба сесад дирам натавонад. Ва* аммо он ки ҷоҳил бувад, худ касбу ҷамъро ҳунар шуморад ва р... ну хӯрдаеро санъате ақида кунад ва дар ақиби ғову хар давиданро ибодате донад ва саворагиро шавкате пиндорад. Пас, агар ҳар касе дар аввалу охири худ нозир бувад, ӯро ҳеҷ ҷои сар боло кардан набувад, то ба тааллум ва таҷаббуру такаббур чӣ расад?! Ва илло ҳама ҷоҳилу оқил донанд, ки эҳрози ҷоҳу давлати фонии дунявӣ мавқуфу тамассуки асбоби он аст, ки ҳакими мутлақи таоло ва тақаддус ба лутфи омм ва маслаҳати аном ҳамаи онро пеш аз хости инсон ато кардааст ва мухтор гардонида ва ба карду нокарди он ҳеҷ касеро хитобу итоб накунанд, магар ба тақсир дар авомиру иқдом бар навоҳӣ. Масалан, яке аз асбоби ву-

---

[49–50] АБ — аззору иктисоб
[51] АБ — уқало
[52] АБ — ҷуҳало
[53] АБ — дигаре
[54] А — василаест
[55–56] А — ҷамъу касб
[57] АБ — бе мазаллату таъаб
[58–59] АБ — ҳар нафсе дар шабу рӯз зиёда аз се бор таом натавонад кард
[60] АБ — Ва
[61] АБ — гирд ояд
[62] АБ — бошад
[63] АБ — ё
[64] АБ — мураттаб
[65] АБ — эшон

сули молу муктасаб хизмати[66] мулуку ҳукком аст, ки агар мард ба чидду чаҳд кӯшиш кунад ва хидамоти шоиста ба зуҳур расонад, ба неъмати мавфур мерасад ва он ки нарасад, ба чидд кӯшиш накардааст.

Дигар, тиҷорат, ки агар [дар он] тарики эътидолу инсоф* маръӣ дорад ва аз итлофу исроф маҳзур бошад, дар чоху ҷалол бияфзояд. Ва он ки бикоҳад, камоҳӣ риояти[67] ҷамъ[68] нанамудааст.

Дигар, деҳқанат, ки агар аз абвоби дуҳули он дарояд, ба як ман сад ман бардорад. Ва он ки набардорад, дар адаби[69] он муқассир будааст.

Дигар, пешаю ҳирфаи мӯҳтоҷун-илайҳи, ки агар бад-он тавассул ҷӯяд, асбоби маош бояду шояд таҳсил кунад. Ва он ки натавонад, ҷонибӣ дахлу харҷро забт[70] накарда.[71] Ваҷҳи тақоуд уқало аз хидмати мулук мебинанд, ки дар тақаррубӣ онҳо хатари ҷон аст ва дар неъмати эшон мазаррати тан. Ва камтарин хидмат назди салотини салби ихтиёри худ аст ва ризои эшонро бар ризои нафс гузидан. Ин намебошад, магар ҳабси мухаллад ва азоби муаббад?! Ҳукамо гуфтаанд: «Нони ҷавин хӯрдану дар хона нишастан беҳ, ки камари заррин бастану дар хидмати ҳамчу худӣ истодан»:

[Қитъа]

Сетоӣ чома агар хӯҳна аст, ё аз нав,
Дутоӣ нон агар аз гандум аст, ё аз ҷав,
Ба чаҳоргӯшаи[72] девори худ ба хотири ҷамъ,
Касе нагӯяд: «Аз ин ҷо бихезу он ҷо рав»,
Ҳазор бор накутар ба назди Ибни Ямин,+
Зи фарри мамлакати Кайкубоду+ Кайхусрав.+

Ваҷҳи таҷохул аз тиҷорат аъзами асбоб ва авфақи адавоти ӯ сафар аст. Ва он бе илтизоми машаққат ва истиҷроъ шӯру талх ва қатъи баводии маҳуф ва хавфи зарар аз сибоъ ва қуттоъ ва ранҷи ғурбат ва нуқсони ибодат муяссар нест:[73]

[Байт]

Сайёд на ҳар бор шикоре ояд,
Бошад, ки яке рӯз палангаш бидарад[.]
Мискини ҳарис дар ҳама олам ҳамеравад,
Ӯ дар қафои ризқу аҷал дар қафои ӯ.

Ваҷҳи тақосул аз деҳқанат бе хидмати гову хар ва хокпошӣ бар сару бар мумкин*— не* ва бе муовинати харкорону говкирдорон саранҷоми маҳомми он мутамашшӣ намешавад:

---

[66] АБ — хидмат
[67—68] АБ — одоби ҷамъро риоят
[69] АБ — забти
[70—71] АБ — муҳофазат нанамудааст
[72] А — чоргӯшаи
[73] АБ — нашавад

ниста, таколифи шоккаи амру наҳйро дар духули биҳишт бедахл ангоранд ва ин мисраъро вирди забон карда гӯянд:

Ба дунё тавон охират ёфтан.

Ва дар истифои кому лаззати андак ё бисёр онро мугтанам шуморанд ва гӯянд:

Салтанат гарчӣ яке[86] лаҳза бувад, мугтанам аст.

Лоҷарам, бе мулоҳазаи насу пеши умур ва тасаввури аввалу охир худ ба роҳати очил дил ниҳодаанд. Дар хизмати[87] мулук ба вакти амал аз сахтии азл наандешидаанд ва ба вакти тахарруб ёд аз рӯзи ҳирмон накардаанд ва ба[88] вакти[89] ҷамъу азҳор[90] мулоҳазаи шиканҷаи мусодара ва нишонҷор нанамудаанд. Ва дар тиҷорат дар сафари Ҳинд манофеи матоъ баршумурдаанд ва дар Фаранг қимати дебо мулоҳаза кардаанд. Аммо масоиби*~ сафар* аз талотуми баҳру харобии киштӣ ва истилои ҳаромиён дар биёбон ва қатъи корвон ба хотирашон нарасид.

Ва дар деҳқанат ашвои меваҳои ширин дар табақ ва хирворҳои ҷаву гандум дар анбор диданд. Аммо ташвиши белу каланд ва эҳтимоли макореҳу газанди онро мулоҳаза нанамуданд. Ва дар ҳирфат мисли ҳулеро ба таҷаммул ороста диданд ва асбобу адавоти машшат аз макрӯҳот пероста, аммо кулфати такопӯй ва эҳтимоли[91] ранҷу тараддули онро дар назар наёвардаанд.[92] Ё амсоли ин миҳану ано дар ҳини мубошарат ба ин аъмол дар замин овардаанд ва саҳл гирифтаанд, ё шунидаанд—бовар накардаанд ва ваҳм нидоштаанд. Ё гуфтанд: «Фалон аз иқдом ба ин шугл ба ин офоту балия гирифтор омад. [Ва] мумкин аст, ки амсоли ин оҳот ба мо рӯй надиҳад, ё вай дар фалон муқаддима эҳтиёту ҳазм баҷо наёвард ва мо онҷунон накунем [ва] маҳлас ёбем», бо он ки бисёрҳо шунидаанд, ки «фалон муқаррабн султон дар зиндон аст»; ва бирҳо диданд, ки «фалон омил ба кӯчаҳо саргардон»; ва басо хабарашон расид, ки «фалон тоҷир дар биёбон мақтул шуд ва фалон киштӣ бо[93] молу матоъ дар баҳр шикаст[94] [ва гарқа шуд]»; ва чандин истимоашон афтод, ки «сари фалон деҳқон ба боли хирман буриданд ё гарданаш дар маврид об омадан бишикастанд». Ва басе овоза афтод, ки «дӯкони фалон пешавар оташ гирифт ва дастмоя ба зарару тавон дод».

Билҷумла, ҳирси ҷаҳонсуз дидаи басираташонро ба ғашоваи амал билӯшонад,[95] то худро бе муҳобо ба корҳои мӯҳлик ва вартаҳои ҷоншикор андозанд, то баъзе аз амволу матои нопойдори

86 АБ — ба як
87 АБ — хидмат
88 АБ — дар
89 АБ — ҳангоми
90 АБ — зухр
91 АБ — таҳаммули
92 Б — наёваранд
93–94 Б — дар баҳр бо молу матоъ бишикаст
95 АБ — бипӯшонад

дуньявӣ ба даст оваранд ва ҳанӯз ба роҳате нарасида бошанд, ки он мол ба мусодараю яғмо рафта ё ба ворис гузошта ва худ сар ба харитаи кафан кашида ва ба ҷаҳаннам орамида:

[Байт]

Кист, к-ин ҷодуваши афсунгар аз роҳаш набурд?
Кист, к-аз ҷоми фиребаш ҷурьаи ғафлат нахӯрд?

Ва аммо ёфти охират, ки олами поку муҷаррад аст, ба дуньёе палид аз мумтаниоти сирфа аст.

Зиҳӣ ғофил, ки ба тавассути ҷефа тақарруб ба тайибот орад ва худ асло моли ҳалол дар олам мавҷуд набувад, то васила роҳи охират гардад. Ва он чи бошад, аз садди рамақ зиёда наёбад. Пас, маънии он[96] мисраъ ин аст, ки барои дарьёфти маротиби қурби илоҳии худ дуньё шарт аст, ки банда дар он ибодати холис биёварад, на зари дуниё «ли-л-лоҳи дарруи ман қола:*»

[Назм]**

Чу ронад аз дари худ лахри қакк ланмеро,
Ба майли найли амонию ҳирсу ҷамъи хутом.
На сер гозаду нави каноаташ зи ҳалол,
На дур ҳоралу фикри зиёдаташ[97] зи ҳаром.
Гаҳе зи фисқ занад дар раҳи залол қадам,
Гаҳе зи зулм ниҳад дар тариқи ҳизлон гом.
Аҷабтар аз ҳама ин, к-ин залолу хизлонро
Ниҳанд кӯрдилон «давлату саодат» ном.

Ва аммо салтанати иқлаҳза кинояи аз ҳоли истиғроқи аҳли кашф аст. Ва илтизоз ба лаззати мушоҳада, ки он «к-ал-барқ-ил-хотиф» аз назари аҳли шуҳуд бигузарад:[98]

[Ҳикоят]

Яке пурсид аз он гумкарда фарзанд,
Ки «эй равшангуҳар, пири хирадманд,
Зи Мисраш бӯи пероҳан шунидӣ,
Чаро дар ҷоҳи Канъонаш надидӣ?»
Бигуфт: «Аҳволи мо барқи ҷаҳон аст.
Даме пайдову дигар дам ниҳон аст.
Гаҳе бар торуми аъло нишинем,
Гаҳе бар пушти пои худ набинем».

Пас, масали ин ҷамоа дар ҷадидани боззас нек монанда аст ба гове, ки саҳар дар охур алафу майда[99] бинад ва ба фароғат таковул мекунад, сахтии шудгору рондани замин ва чӯби говрон аз хотираш пӯшида бувад, ки агар илми ичмоли доштӣ, ба машаққати нагоҳи худ алаф дар гулӯяш гирифтӣ. Ва дар илтизоми абасу ранҷ барои дигарон чун марде[100] харкори харпараст аст, ки ба маблағе хатир харе бармегирад ва харҷӣ ёбад, дар тарбияти ӯ сарф мекунад ва ҳафтае як-ду [бор]** ба кироя берун меорад[101] [ва] сару рӯи худ пур аз гарду ғубор, ба остин гард аз

[96] АБ — ин
[97] А — зиёдаташ
[98] АБ — мегузарад
[99] Б — беда.
[100] Б — мардуме
[101] АБ — меоварад

омада, ба ниъомот, ки фавқи тахайюлу тасаввур бошад, эшонро бинавохт. Ва алхаққ диданд, ки ҳама рангу буи боғ аз шууноти ниъами номаҳсури маҷлиси қурб будааст ва ҷамъе аз ин гурӯҳ низ ба таҳорату назофати ахлоқ нисбати бандагӣ ба султон дуруст карда буданд ва собиқан ҳаққи исбот намуда гуфтанд: «Ба маномили [рафеъа] суул бояд намуд, то мизбон чӣ такаллуф дар зиёфати меҳмонон кунад. Ва дар хонаи ғайр кадхуло натавон буд [ва ҳарчи назди мо ниҳанд, ба эъзозу икром қарибтар бошад.]» Сабукбортар ҳам барҷастанд ва ба кушкҳо боло рафтанд. Диданд, ки хулосаи ниаму фавокеҳ ва гулу райҳони он манзили ҷаннатойин дар ин қасрҳо ба зуруфу авонии мурассаъ канида ва ба тоқу равоқ чидааст.

Ходимаи султон эшонро ба мавокен[119] махсус ншониданд, ҳар замоне аз назди султон таҳниятомон оранд ва ба танаққул ва тафаккуҳ иброму илҳоҳ оранд ва рақсу суруд ва самоъ ороянд. Ва бархе аз ин ҷумла аз ҷиҳати сиқли табиат ва касофати таркиб натавонистанд, ки ба боло бараванд, лекин ҳоли равандагон медонистанд ва нозокату латофати кӯшки султон шунуда ва отифату[120] рафъати[121] камоҳи донисга ва дар маҷлиси унс ба хузур «фавокеҳун ва лаҳму тайрун мимо яштаҳуна*», назди орзу [ва] эътиқод оварда, нокор дар миёни авоми халқ дар боғ монданд. Ва неъмати он боғ дар чашмашон ҳақир менамуд, ба фавокеҳу райҳони он илтифот наманамуда, малулу ҳамул дар сояи дарахтею канори обе қаноат карданду гуфтанд: «Агар ба боло рафтеме, неъмат назди мо ҳозир омадӣ ва дар ин ҷо бояд ки мо худ назди неъмат равем ва онро биталабем». Пас, неъмате, ки барои он ранҷи талаб бояд бурд, [он] неъмат набувад, [балки меҳнат бошад:

[Б а й т]

Неъмат он аст, ки бе хуни дил ояд ба канор,
В-арна ба ранҷ(у) тааб бояд бинишет[122] он ҳама нест

Ва инон мутарассид бошанд, ки шояд касе аз миёнҷиён[124] султон эшонро аз ин миён биталабад ва наим бе тааб бирасонад. Ва аммо авоми халқ, ки дар он боғ рафтанд, аз шарафи сӯҳбати султон ва назари мустаҷалони ӯ ҳеҷ ёд накарданд ва он ки ёд кард ҳам, гуфт: «Дар сӯҳбати мулуку акобир комн нафс натавон дод ва айши бояду шояд натавон кард ва ба фароғи бол осонн натавон намуд». Ба эҳроми ҷавоҳиру азҳори фавокеҳ ва завоҳир иштиғол нанамуданд. Ва баъзе то он ҷо ҷамъу захира[125] карданд, ки бардоштану бурдан мутааззир буд. Ва баъзе ҷанлон мумталӣ шуда, ки мадори ҷунбиданашон намонд, ки ба фароғат хобиданд ва боз ба дояи исҳол [ва ҳайзаи] табиӣ* саросема бархостанд ва хиёбонҳои ҷаманҳоро мулаввас гардониданд.

---

[119] АБ — мавозеъ
[120—121] АБ — рафъату отифати
[122] АБ — султонро
[123] АБ — ҷинон
[124] АБ — миёнчии
[125] АБ — зуҳр

Ва аксаре аз касрати аклу шурби бемлакеъ ва бемухобо ба кўланҷу[126] маразн фавоту мамот расиданд. Дар охир ба иллати он ки хазон дар бог афтод, ё ин ҷамоа ифсоди бисьёр карданду богро мулаввас намуданд,[127] хама аз бог махраҷ гаштанд ва ба манзиле мухаштар аз аввал мулхак шуданд.

Ва аммо халамаи султон онопро, ки хам ба андак иктифо намуда буданд, аз ин миён барчида, хам ба амри султон ба кўшкхо баровварданд ва ба зумраи асхобулямин дохил намуданд.

Дар ин мисол чун истимтоъи наими бог, умматани ллалихтиёр буд. Зайд, ки эхрози неъмат накард, аз шарафи нафси ў очад ва Амр, ки ҷамъ ва аэхор намуд, аз хиссати табиати ў буд. Пас, дар ин ҷо разилаи Зайд ва василаи Амр собит нест, балки қазия муньакис аст, ки разилаи ҷамъи Амр сабаби ихроҷ шуд, василаи тарки Зайд иллати идхол. Аммо дар урф галат гўянд, ки «кори фалон аз бадй ба гадой кашид ва фалон аз неки ба шохй расид». Оре, ин ҷумла махмили неку дорад, ки гўянд: «Фалон аз шарорату хабосат ва сарфи авқот дар маъсият садророн маснади хокистари хаммом шуд ва фалон аз камоли тахорату назофат ва гузориши авқот дар тоату ибодат пешво ва муқтадои авом».

Ва он чи бар итлок масал зананд, галати авом аст, чунон ки дониста аз ихтиёру адами ихтиёр, асхоби зако ва арбоби дахо донанд, ки мурод аз ин мисол чист ва киноях истиорат у далели чй? Лекин абҷадхонони дабистони таълим пай ба румуэи у камтар баранд. Води ва куро ва амкинаи мухими аввал чагоки адам ва захру батин аббу умм аст. Ва **бог** киноя аз дуньёи даниет; **кўшку каср**—барзахи олами гайб ва **чавори курб**—макарри салтанати олами лоху ва логайр; **мунодии амру**[128] **нахй**[129]—илхоми лабиё ва авлиё; **султон**—зоти бахт; **рангу бў**—лаззот ва таматтўоти нафсонй;**истеъдоди мучоласат**—сифати таҷарруди болоранандагони сулахо ва аткиё; **хулосаи ниам**—аслу руббн хар чизе; **сиқлу касофат**—галабаи қувои шахвонй; **тахорату назофат**—изолати разоили ахлоки раддия ва қувнати нафси малакй аст; **сояи дарахт ва ҷавори об** иктисор ба андак намудан ва кадри зарур иктифо фармудан, **миёнчии лутфи азалй ва ҷозибаи хакикй, фаромўшии шарафи сўхбат**—киноя аз гафлат; **коми нафс**—ихтиёри хасис бар шариф; **эхрозу аэхор**—хирсу оз; **кўланч**—марги ногирорй; **фасод**—зулму ситам аз гайри хакк; **талвис**[130]—олудагй бар маоси;**бурдану*** **талабидани марди мустагнй**—киноя аз сабукборй дар хисобу итоб бувад.* Манзили мухкими охир[131] ба води буъду хирмон, ё дорулбавори ҷаханнам бошад: «Холо мо ваттани ал-алим-ул-хабир. Ал-хамду лиллох-ил-лазй хадоно лихозо ва мо кунно линахтадй лавлоан хадоно-л-лоху. Таммат~». 1296.+

---

[126] АБ — кўланҷ афтода ба
[127] АБ — гардониданд
[128–129] АБ — амрину навохи
[130] АБ — лаис
[131] АБ — сони

ва чашм мегардониду каф ба ҳам месуд. Ва наздик буд, ки савдои ҷунун ба димоғаш сууд кунад.

Асҳоб гуфтанд: «Ҳоло, он чӣ аз дурӯғу рост, ки дори, пеш ору баргӯ, ки ба куҷо рафта, ё дар хоб чи дидаӣ?»

Мизбон боз туғъён карда, хост, ки аз ин миён худро ба канора гирад ва аз кашмакаши ёрон халосӣ[34] ёбад.[35] Ҳар қадом ба доманаш овехтанд ва иброму илҳоҳ овардаид, ки «он чӣ гӯй, тасдиқ кунем ва муоразз [ва мудохала] нанамоем». Ночор шуда, баъзе аз умури аҷиба ва саноеъи ғариба, ки дар Фарангистону Рум ва Рус дар ин наздикӣ шуюъ ёфта [буд], тақрир дод: аз роҳи оҳанӣ ва киштию аробаи оташӣ ва телатироф [барои гирифтани хабарҳо] ва тӯпу туфанги ҷадид ва низоми отешхона ва намудани аъҷубҳо дар чароғони шаб ва базмхона ва рафтани сад фарсах роҳ ба бист соат ва бисьёрии асокиру номаҳсурии тӯпу ғанбура, ки шарҳи ҷузъиёти ин саноеъро дафтарҳо бояд.

Аммо баёни куллиёти он низ ба ҷое барнамехӯрад. Зероки аҷкариб дидаӣ аст ва ба ҳама билод шудаӣ. Ҳарифон бар ҳар муқаддима аз ин тақрир инкоре мекарданд ва эътирозе болиғ меоварданд, ки «ғайр аз асокири давлати мо дар ҷаҳон аскаре[36] мебошад, ё мисли адовати ҳарбу таъни мо дар дигар ҷое асбобе омода бувад?! Ғайр* аз басти дор санъате* ва ҷуз аз дарри угур сӯҳбате мофавқ мутасаввир бошад!»

Мизбон [чун аз нақизу радди сухани ёрон оҷиз буд,] дар[37] аксари муқаддимот муҳаррири сутурро ба шаҳодат мекашид, ки агар бовар надоред ва дар шак бошед, аз меҳмон пурсед, ки вай дидааст ва [хуб]* шунида ва медонад [ва дар аксари ин маорику маҷолис расида ва хуб медонад.]

Ва ман низ дар он чи дида будам ва яқин дониста, гувоҳӣ медодам. Маҷлисиён, филҷумла, аз инкор сует мешуданд ва дар тараддуд меафтоданд, ки эҳтимол мисли ин чизҳо дар хориҷ вуҷуде дошта бошад ва вуқӯъи ин хабарҳо имкон-ул-ҳаққи умури ғариба, ки дар диёри куффор алҳол ҳодис шуда. Агар касе аз хориҷ он ҷо равад, то мукаррар набинад, дар шак бувад.[38] [Ва] аз камоли аҷобат дар вуҷуди он мутайяккин набувад.[39]

Масалан, навбате, ки ба рафоқати сафорат ба пойтахти импертури Русия[40] иттифоқи вуруд афтод, рӯзе дар авоили чиллаи зимистон таклифи сайри чаҳорбоғи[41] султонӣ карданд. Рафтам. Роҳ ҳама барф афтода* буд ба қадри се арҷин[42] [ва] нафас ҳини хурӯҷу духул дар майдони ком аз ях меафсурд.

[Ва] чун ба чаҳорбоғ даромадем, дидем аснофи гулу райҳони шукуфта ва анҷори [бузурги] муртафеъ гул оварда, обҳои ҷорӣ фаввора ва кӯҳсори [пур аз гулу лола] ба ҳар самте афтода, мур-

---

[34–35] Б — халос монад
[36] АБ — аскар
[37] Б — дарри
[38] АБ — бошад
[39] Б — нашавад
[40] Б — рус
[41] Б — боғи
[42] Б — аршин

тови хушилхон тасбеху такдиси офаридгор мегуфтанд [ва ҳар кадом ба синаёнаш худ байзаву чӯжа оварда.] Ва болои ин чаҳорбог ба ойина пӯшида буд ва ҳавои тобистон [ва баҳор] дар он ҷо маҳфуз буд [ва масоҳаташ тақрибан шонздаҳ таноб меомад. Ва] ман чун борҳо бад-он ҷо расида будам, худдорӣ мекардам, аммо руфақо аз дидани ин авзоъ[43] мутаҳайир[44] буданд [ва] вуқӯи хориҷии онро бовар намекарданд ва нақши саробу аньёи маснӯъ гумон менамуданд.[45] Ва ҳар баргу[46] гулеро[47] ба даст [мемолиданд ва] масос мекарданд, ки «оё ин ҳасти[48] бебуд аст, ё чизе аст, ки аз латтаву когази рангин намудаанд?» — Воқеии баргу гул медиданд. Ман мегуфтам: «Дарахтҳо бад-ин азамат ва раёхин бад-ин назоҳату назокат маснӯъ набошад, балки маҳаук аст». Онҳо дар шакку яқин мутараддид буданд, чунки** аввал бор буд, ки дида буданд.* Ва ман худ низ дар дафъаи аввал ва сонӣ мутараддид будам ва бо худ мегуфтам: «Яҳтамил, ки найранҷ[49] ва ё симиё бошад.[50] Ва чун дар ҳар бор он ашкол бинайниҳи аввал маръӣ мешуд, шакк ба яқин мубаддал шуд.[51]

Дигар, мизбон ҳикоят кард, ки дар ҳамаи Фарангистон хонаҳо омода кардаанд ва бар он касон муваккал мебошанд ва онро «фаромӯшхона» мегуянд. Ва касе, ки дар он хонаҳо[52] даршавад, ба «фаромӯшонӣ» мулаккаб мегардад.[53] Ва ҳафтае як-ду бор касон дар он ҷо ҷамъ мешаванд барои духул ва дигар вақт[54] маъмун ба даромадан[55] нестанд. Ва ҳаркӣ хоҳад, ки дар он хона дарравад, ба девонхонаи он ҷо касон ҳастанд, ки ба кайфияти он шахс менигаранд, агар қобилияти[56] духул дорад,[57] бароте ба дасташ медиҳанд ва диноре меситонанд. Чун дар он хона дароянд, баъд аз ду-се соате бармеоянд, вазъу хулқ мутағайир шуда. Лекин ба ҳечхи ахсан, ки баъд аз он дурӯғ намегӯянд ва нифоқ намекунанд ва кариму раҳим ва шафиқу ҳалим мешаванд. Хосса ба касоне, ки дар он хона боре даромада бошанд, агарчӣ гайри дину мазҳаби ӯ бувад, ба ҳамдигар он ҳама исору шафқат доранд, ки агар яке аз дигаре сар хоҳад, дигаре музояқа накунад ва ба зари дигаре он дигар «кайфа яшоу*» мутасарриф бошад ва бозхосте дар миён наёяд. Ва аҷабтар[58] он ки аз ин ҷамоа агар гоҳе ба ҳамдигар нарасида бошанд ва надида, илло ин миқдор ки ҳар кадом дар вақте дар он хона даршудаанд, ҳамин ки ба ҳамдигар бархӯранд, ҳамдигарро бишиносанд, ки ин «фаромӯшонӣ» аст. Ба ҳамдигар чун ёру бародар уфтанд ва сӯҳбат доранд ба навъе,

---

43—44 АБ — синаъи ақл ба бад дида мутаҳайир гашта
45 Б — мекарданд
46—47 Б — баргро
48 АБ — ҳайате
49—50 АБ — маснӯи бошад ба тариқи найранҷ ва симиё
51 АБ — мегашт
52 Б — хоҳо
53 АБ — мешавад
54 АБ — авқот
55 АБ — духул
56 Б — қобилият
57 Б — бошад
58 Б — аҷибтарин

ҳикам ва масолеҳ, ки дар шаҳр аст, воқиф нестанд, [мааззолика] эшонро доно мегӯем ва ба илм меситоем.

Ва дигар он ки ҳар заминро хосияте аст ва аҳолии онро қобилияте. Ва ҳикмати ҳукамои он бар тибқи мизоҷу ҳавои* он макон хоҳад буд ба андозаи маслаҳати халқ.

Ва ҳакими туркро лозим нест, ки татаббӯи ҳикмати Ҳинд ё Фаранг намояд, ё билъакс суварн илмия ба андозаи ҳикмату маслаҳати халқ «марратан баъда ухро†» аз олами мисол нузул кунад ва дар миръоти зеҳни софии ҳаким баъд аз таваҷҷӯҳ муртасам гардад: кай ва куҷо моро хароче афтод, ки барои тадоруки он тараддуду таваҷҷӯҳ оварда бошем ва илми он ба мо ҳосил нашуда?! Масалан, замине, ки мо*" дорем, ҳеҷ вақт дар он роҳи оҳан ва аробаи оташӣ бармехӯрад, зероки замини мо маҳдуд аст ва муҳоташ маълум. Агар хоҳем, дар муддати андак ба асбу уштур онро давр хоҳем кард. Ва кори мо муфзӣ ба хараче нест, балки эҷоди роҳи оҳан ба мо ҳарач аст. Чунки замини мо васатн маъмура аст, касрати анҳору ашҷор ва бисьёрии тилолу кӯҳсор монеъ аст. Бояд ки барои обод кардани роҳе замини мазореи бисьёрро хароб гардонем.

Ва дигар, баҳр надорем, то[71] дар он киштии оташӣ бакор ояд.[72] Ва он чи назди мост, наҳрҳо аст, ки мумкин аст, ки*" бар он ҷиср бандем, ниҳолҳоят завракҳои кафида ва киштиҳои даридаи мо кифоя мекунад.

Пас, донишварони мо чӣ гуна ба осонӣ ва тасҳили амри мурурy убур кӯшанд ва куҷо барои маслаҳати он таваҷҷӯҳ ва саъй мабзул намоянд,[73] ба хилофи Руму Фаранг ва Рус, ки бастати мамолик ва вусъати баҳр ва бисьёрии чилолу наҳрҳош ва лашкаркашию дурии макосид ва харобии дашт аҳолии эшонро ба таваҷҷӯҳ андохт, то сувари ин синоот аз макмани бутун ба мансабаи зуҳур анҷомид. «Назаран ило холо†», фазли онҳо бар мо лозим намесояд ба ҳеҷ боб. Ғоят он ки онҳо тараддуду талаб намуданд, ёфтанд ва мо накардем [ва] нарасидем. Ва ҳар кадом дар талабу адами талаб маъзурем. Бастн мулк низ мавқуфи талабу тараддуд аст ва он ҳам амре ихтиёрӣ аст:

[Байт]"

Нуқсон зи қобил аст, вагарна аладдавом
Файзи кароматаш ҳама касро баробар аст.

Ва ҳамчунин дар саноеи ҷадида ҳол ҳамин аст, ки фарангиён дар ҳеҷ поя аз талаб мавқуф нашуданд, чи ғарази ободии дунё доранд. Ва қиблаи томи эшон ғафлати тамом аст. Балки ғараз аз вуҷуди эшон низ обод доштани ҷаҳон аст ва зоҳир сохтани ҳақоиқи олами* аҷсоми касифа, [то кӯрбасиратон нагӯянд, ки «ин хоки сиёҳ барои чӣ офарида шуд?» Ва бидонанд, ки ин

---

[71] АБ — ки
[72] Б — барем
[73] АБ — доранд

тӯда ғабро хокистарест шӯъла дар бағалу сангмайдан зартоб дар канор ва чиркин садафе дурри ғалтон дар камар. Аз ин ҷиҳат ҳукамои Юнон дар зоҳири ин хок чомаи сиёҳ иктифо намуданд ва тавағғул дар маонӣ ва хавосси он оварда, ҳамаи хавосси муддаъӣ дар онро ба имтиҳону изҳор расониданд. Ва гавҳари ҳама анҷору асмор ва [аҳҷору]' азҳор ва натиҷаи ҳамаи уюну биҳорро дар қайди забту сабт кашиданд ва осори эшонро дар шишаҳо гирифтанд. Масалан, мо барои исҳоли баъзе ихлот даҳ мисқол хасу хошок таҷаррӯъ кунем, эшон ба як қатра овардаанд. Боз бадинҳо иктифоъ нанамуда] аз* ин ҷиҳат* гуфтанд: «Чаро одамӣ мемирад ва ҳикмате бояд, ки намирад?! Ва чаро дар ҳаво рафтани одамӣ муяссар нест, санъате бояд, ки биравад?! Филвоқеъ, ба саъю тараддуд рӯҳ дар [баъзе] аҷсод [аз мурғон] овардаанд[74] ва то шаст фарсах роҳ [ба асбоб] дар ҳаво рафтанд. Ва ба расад болои кураи Моҳ ва Муштарӣ ва Зуҳал кӯҳу мағора ва чашма ва ҳайвонот исбот кардаанд. Ва боз тараддуд доранд, ки ба болои кавокиби сайёр бароянд. Ва [билҷумла] ба иҷтиҳод рамузи барру[75] баҳрро[76] бишикофтанд ва имтиҳон карданду ба амал овардаанд. [Ва астори асрори афлок ва анҷумро, камоҳӣ, ёфтанд.] Масалан, кимиё, ки дар миёни мо ҳамчу Анқо номе дорад ва он ки дар баҳри он[77] фурӯ равад, хушк берун меояд. Эшон[78] дӯконҳо рост карда, монанди яхдони пилгар, ки калова аз хум [сурху зарду] кабӯд берун орад. Мису[79] оҳан ва он чи хоҳанд,[80] дар хумҳо фурӯ баранд [ва] фаровон филаззи холис ва заҳаби аҳмар берун оранд, ки ҳосили якрӯзаи он маҳсули яксолаи кон бувад. Охир, намурдани одамӣ амри мумкин-ул-вуқӯъ аст. Ва боло рафтан дар ҳаво ба фарзи тартиби асбоб мумтанеъ не, ҳеч ҷои уҷобат надорад. Ва аҷаб он ки оқил бад-он ба таъаҷҷуб орад, балки аҷаб он бувад, ки ҳаким бояд ки маҷмӯи модда ва ҳаюлои олами улвӣ ва суфлиро кашф кунад ва ҳақиқати онро дарёбад, ки инҳо барои чӣ махлуқ шудаанд[81] ва ҷиҳати чист? Ва асли онро[82] битალабад, ки обҳо аз кадом баҳр аст ва ин гулҳо аз кадом гулзор? Ва ҷӯён ӯ шавад ва маҳв дар асл гардад. Ва илло сувари улуми ғариба ва моҳияти фунуни аҷиба хориҷӣ азалан ва абадан дар сафҳаи коинот муртасиму манқуш шавад ва дар либоси вуҷуд дарояд ва хориҷӣ дар ақли уқало даромадааст ва дармеояд, мавoдди он аз лавҳи маҳфуз доимо дар ойинаи олами мисол муртасим аст, «манчулан кона ав маълуман+» ва шабаҳи он дар олами маҳсус назди таваҷҷӯҳ мутаваҷҷеҳи «ло-зол+» дар ойинаи хаёл мунъакис мегардад [ва] назди сарфи асбоб аз қувва ба феъл меояд. [Ва] болин[83] шаҳрӣ, уммию закӣ дар ахзу иктисоби он мух-

---

[74] АБ — даровардаанд
[75-76] АБ — баҳру бар(р)
[77] АБ — ӯ
[78] АБ — эшонҳо
[79-80] АБ — эшон низ он чи хоҳанд аз мису оҳан
[81] АБ — гаштаанд
[82] АБ — эшонро
[83] Б — фустой ва

торанд, махсуси баъз ва дуни баъз нест. Олами мисол барзахест миёни[84] олами ғайб ва шаҳодат, ки рӯе ба олами муҷаррад дорад ва рӯе ба олами муқайяд. Вазъи он маҳз аз раъфати омми ҷаҳондори таоло ва такаддус аст, ки ҳар касе истеъдоди он надорад, ки ахзи илм аз лавҳи маҳфуз кунад. Истеъдоди ахз баъд аз иттисоф ба сифати таҷарруд ҳосил мешавад, ки дар ин мартаба шахс муҳтоҷ ба илм нест, [балки ӯ айни илм аст] ва ҳақиқати ашё дар ин вақт[85] назди ӯ маълум аст. Ва ӯ таркан дарьёи ваҳдат бувад ва мабҳут аз вашъаи бодаи айният. Ва аммо муқайядони салосили таркибро бевосита мирьоте қариб, ки наздик бувад ва олами муқайяд, ифодаву истифодаи илм мутааззир бувад, чи бе илму донини олами аҷсом сурати ободӣ нагирад.

Фалоҷарам, ойина пеши олами муҷаррад ниҳоданд ва суварҳои улуму фарҳанг дар он рехтанд ба сабаби муқобалаи лавҳи илми азалӣ, то ҳар касе ҳарчӣ хоҳад, аз он ахсу иктисоб намоянд ва ба масрифи иморати ҷаҳон ба кор баранд. Ва он чи мустафидони файласуф аз он ҷо ахз кунанду ба амал оранд, аз аъҷабул-аҷоиби ин ойина зарае ба нуқсон нарафта бошад. Боз ҳамчунон бар анвоъи мамлув бувад, ва ҳамчунин то қиёми растахез онҷӣ аз умури аҷиба ба изҳор расад, боз аҷибтар аз он дар ин мирьот муртасиму манқуш бувад. [Васубҳона-л-лазӣ куллу укули-л-уқолои фӣ камоли илмиҳи.]

Ҳукамои исломи диданд, ки бадоеъ ва саноеъи олами аносир чун нақше бар об аст ва саробе бе об ва шуунотъ аз олами мисол, ки партаве аз лавҳи илм бар он задааст ва дасти ихотаи ҳеч ахале ба ҳифзу забт ва ахзи он қодир нест ва ба ҳеч мартаба ба мунтаҳои он расидан мутасаввир не. Ва хок аз бом фуруд овардану ба саҳни ҳова андудан, равиши хирадмандонае на.

Фалоҷарам, чашм аз ҳарчи зери арш аст, пушиданд ва ҷӯёи асли асл шуданд, то тугрои «ва ман юъто ал-ҳикмата фа қад ӯтия хайран касиран[+]», Маншури маносиби давлат ва иқболашон омад.[86]

Ин кори давлат аст, ингар, то киро расад.

[Ва] аммо доноёни Юнон аз ҷиҳати нуқсони фитрат ва ғалабаи шақоват ба шикофтани ҳақоиқи раштубӯ гирифтор мондаанд. Ва ба андешаи «ин ҷаро шуд ва аз ин чи зояд ва аз он чӣ ояд?» — умри гиромӣ ба бод доданд [ва] абас корест, ки карданд ва боз минбаъд мекунанд: «Ва ман юзлилуҳу фа ло ҳодӣ лаҳу[+]».

Ва пеш монанда бувад ҳоли эшон ба ғуломе, ки назди итоби[87] мавло мегуфт: «Эй мирзо, бигузор маро, ки фикре дорам». Хоҷа дар арзи роҳ, бинобар донияи истироҳат, ё гузориши шуғле мар ғуломро таҳлил кард, ки «бедор бош ва муҳофазати сутур [ба воҷибе] кун, ки шаб бегоҳ аст ва ҳароми дар раҳ мабод, ки даст ёбаду асбоб бибарад ва[88] инёда монӣ ва [ҷулу ҷиҳоз ба гарда-

[84] АБ — байни
[85] АБ — ҳол
[86] Б — оял
[87] АБ — хитоби
[88] АБ — ки

ият бор шавад, ки] халок шави». Ғулом аз шиндн маъло мутанаббеҳ нагашта, ипон ба дасти ғафлат дод. Ҳалессабоҳ, ки барчаст,[89] сутурро дар охур надид. Дид, ки чулу чиҳози асб монда[*] [ва аҳмолу асқол истода] ва асб рафта. Ҳар тараф давид, матлаб ба даст нарасид, мутаҳайир [шуда] ва дар фикр афтода буд, ки хоча омад. Дид, ки ғулом чиҳози асб пеш ниҳода [ва] сар ба китф додааст.[90] Бонг бардад, ки «Ҳой, сутур чи карди?» Саросема сар бардошту гуфт: «Эй хоча, амон бимон маро, ки фикре меандозам[91]». — Гуфт: «Эй бадбахт, чӣ фикр меандозӣ?[92]» — Гуфт: «Дар таҳайюрам, ки пеши хорро дар биёбон ки тез мекунад? — Гуфт:[93] «Туро ки фармуд,[94] ки ба коре беҳуда фикр кунӣ[95] ва сутурро ба зиён диҳӣ?! Талхии заҳри мор, тезии неши хор дар ӯҳдаи тарбияти раббубиятъ аст».

— Гуфт: «Эй хоча, пас пиѐк дар рудаи гӯсфанд ки метобад, ба шакли воҳид ва пашми якеон?» — Гуфт: [Эй аблаҳ,] қуввати дофиа ба ҳарорати ғаризи он сурат эҳдос мекунад! [Онгоҳ мунте дигар бар фарқаш ниҳоду гуфт:] «Эй аблаҳ,[96] ин маҳалл чӣ чои суолу чавоб аст, чи навъ ғафлат рӯй додат, ки аз бол шудани сутур бехабар мондӣ?! [Акнун чулу чиҳози сутур ба гардани ту бор кунаму дар пеш андозам. Ғулом] мегуфт: [Як бори дигар] амон бимон, ки фикре дигар[*] дорам». — Гуфт: «Он чи фикр аст?» — Гуфт: «Тухм дар мақъади мокиён [ва соири мурғон] ки мебандад?» Тозиёна бар сари ғулом ниҳод, ки «Эй[*] харомзода[*], ман аз ту чӣ[97] суол мекунам,[98] ту[99] дар чавоби[100] ман саволи[101] бемаънии меорӣ! То[102] он ки чулу асбоби сутур бар гардани ғулом бор шуда, пиёда монд.[103]

Фикру таамуки фарангиён дар шикофтани рамзи чавоҳири баррию баҳрӣ ҳамон ҳукми тафаккури ғуломи нодон[103*] дорад, ки ба сахати мавло гирифтор омад ва гиронбор шуд ба воситаи мусоҳала дар фармони мавло.

Ҳамчунин инсонро ба дунё оварданд, ки касби илму маърифат кунад ва ба ибодати офаринандаи хеш шуғл[104] гирад[105], то ба вай ручуъ[106] кунад ва ҳама ашьёи махсусаро барои асоси маоши ӯ ниҳоданд. Масалан, хона доданд барои дафъи барру

---

[89] АБ — сар аз хоб бардошт
[90] Б — дода
[91] АБ — дорам
[92] АБ — мекунӣ
[93—94] АБ — Хоча лагаде бар қафояш зад,
[95] АБ — андозӣ
[96] АБ — ҳаромзода
[97—98] АБ — сари асб мепурсам, ту аз кӯи мокиён чавоб медиҳӣ
[99] АБ — Ва
[100] АБ — саволи
[101] АБ — чавоби
[102—103] АБ — Онгоҳ аҳмолу асқол дар гардани ғулом ниҳод ва дар роҳ андохт
[103*] Б — нодониро
[104—105] АБ — пардозад
[106] АБ — бозгашт

харр ва палос[107] барои нишастан, ҷома барои пушидан[108] ва зан барои наслу истинос ва таому шароб барои хӯрдан.[109] Онгоҳ ба хидмати мавло қиём кардан[110] нодон касе[111] бувад, ки кори хеш бигузораду фикр кунад дар ин ки «ин хона аз чӣ бино шуд ва ин палос аз куҷо[112] бофтанд ва ин ҷома чи гуна ресанд ва ин зан чи гуна махлуқ шуд ва ин таом аз[113] куҷо овардаанд.[114] Ва боз хосияти зиёда дар инҳо ҳаст, ё нест?» Мизбон гуфт: «Он чи дар рақоқати раъйи ҳукамои Юнон ва матонати ақидаи уламои аҳли имон[115] тамҳид намуди, мусаллам аст ва тавҷеҳе бо садоду мустаҳкам. Боре дар ҳикмати вазъи «фаромӯшхона» чӣ андешидай?»

— Гуфтам: «Ихтирои ин санъат бе асле набудааст ва [аз] ин ҷинс амри аҷиба дар қисас мастур аст. Чунон ки дар «Хамса»-и Низомӣ ҳикояте оварда,[116] [ки] марде сиёҳпӯш ба шаҳре расид ва ба хонаи шахсе меҳмон шуд. Мизбон аз сабабу[117] кайфияти сиёҳпӯшӣ[118] суол кард.[119] — Гуфт: «Дар ақсои Фаранг шаҳре аст, ки онро «шаҳри сиёҳпӯшон» гӯянд, ҳаркӣ он ҷо равад, сияҳпӯш шавад.[120] Ин мард ба савдои молиҳӯлиё бад-он шаҳр баъд[121] аз муддате расида [ва бо шахсе дӯстӣ оварда, аз кайфияти сияҳпӯшии халқи он ҷо суол кард. — «Гуфт: «Дар ин шаҳр манораест ва сабаде аз он муаллақ. Ҳаркӣ дар он нишинад, болои манора барояд. Баъд аз фурсате фуруд ояд, сиёҳпӯш шуда бошад. Ин марди савдоӣ ҳам] ба иёнати дӯсте[122] дар сабаде[123] нишаст [ва] ба болои манора рафт, аз он ҷо ӯро[124] уқобе[125] дарраббуд ва ба шаҳре пур аз аҷоиб расонид. Баъд аз чанд гоҳе ба ҳилате[126] боз ӯро бар сари манора дид, ба зер оварданд, вай ҳам ба либоси сиёҳ даромад.[127] [Ва он фурсатҳо, ки дар он шаҳри аҷиб буд, дар ин ҷо ба соате тамом шуда буд.]

Ва ин ҳикоят агарчи дар[128] сурати афсона оварда, лекин[129] мумтанеъ сирфа[130] нест ва вуқӯъаш дар хориҷ мумкин аст, боре аз асле холӣ нест. Фарангиён чун дар таҳқиқи ин навъ умури аҷиба ҳавзе доранд, эҳтимол, ки дар ҳақиқати он қисса ва ҳаққияти[131] он истиқоле ба камол базл намуда, мисли он шаҳре, ё

---

107–108 АБ — палосу либос барои пӯшидану нишастан
109 АБ — қавоми бадан
110 АБ — намудан
111 АБ — банда
112 АБ — чӣ
113–114 АБ — чигуна пухтанд
115 Б — эшон
116 А — овардааст; Б — оварда шудааст
117–118 АБ — сабаби сиёҳпӯшию кайфияти ҳолат.
119 АБ — намуд
120 Б — мешавад
121 АБ — пас
122–123 АБ — он шахс дар он сабад
124–125 АБ — уқобе ӯро
126 АБ — сабабе
127 АБ — даромада
128–129 АБ — афсонаҷӣ дорад, валекин
130 АБ — сирф
131 АБ — ҳақиқати

низ ҷамъ намудаанд.[146] Ва басе умрҳои обову аҷдод дар сари кори ҳикмате ба сар рафт, натиҷа баъд аз қарнҳо ба дасти дигарӣ ба зуҳур омад. [Ва] чун куфр монеи кашфи маъкулот намешавад ва кашфи муртозони Ҳунуд то ҷое дар китобҳо навиштаанд ва ахбор аз ғайб ва намудани умури ғариба ба воситаи чизе, агар худ хоҳад, мумкин аст, — пас, дидани олами мисол ба асбоб ва кашфи арвоҳи суфлия низ мумкин бошад.

Аммо ваҷҳи китмони сирри «фаромӯшон», ё «сиёҳпӯшон»* аст, ки* баъд аз духул дар ҷунин маконеъ, агар чизе аз умури ғайби мункашиф шавад, ақл аз таъбири он ба ибораt оҷиз ояд. Ва агар тамошои аъҷуба бисёр кунад, қуввати ҳофиза аз ғалбаи [он] отил шавад. Ва агар ба ибораte адо кунад, дар эътирозоти мӯътариз дармонад, чунки умури кашфия диданӣ аст, на гуфтанӣ аз ҷиҳати зайқи ибора, зероки маъқул ба маҳсус ҳеҷ шабоҳат надорад. Ва он чӣ аз он ба ибора дарояд ҳам, ба қадри фаҳми мустамеъ бошад. Фалоҷарам, касе, ки муҷовири ин шӯъбада шуда, сукутро аз ҳарҷӣ осонтар бинад.

Ва дигар он ки дар истикшофи ромон ин умур суфаҳо ва заифақлон бештар таваҷҷӯҳ оранд, зероки ҳоҷди ақл дар ҷое, ки мазаннаи хатаре бувад, монеъ аз ҷуръат мешавад ва ваҳм ғолиб меояд, то дар коре, ки эҳтимоли макрӯҳе дорад, иқдом нанамояд. Ва широ, ки ақл нокис бувад, ваҳм камтар бошад. Фалоҷарам, худро бемуҳобо дар маҳолик андозад. Пас, касе, ки нокисақл бувад, умури ғайбияро ақлиро чи навъ таъбир медиҳад?! Пас, лобуда сукутро бар қаил тарҷеҳ диҳад, балки аксаре мардум аз таъбири ҳақиқати умури хориҷӣ низ оҷиз оянд.

Масалан, шахс аз дидани ҷамоли хубон, ё тамошои сабзаву раёҳин, ё самои нағма мутаассир шавад ва кайфияте, ки дар зеҳни ӯ ҳодис шавад, ба ибора натавонад овард. Чунончӣ,[147] нағмати вақте ки мутрибу муғанни дар ҷиё́н аст ва захма бар тор мезанад ва ҷубеи нохуне ва симе манзур бошад, ҳеҷ таъсире надорад ва ҷуз [он ки]" овози «даранг-даранги тинги тинг» [диҳад,] ҳосиле дар гӯш набошад. Таъсир он аст, ки ин ҳама аз зеҳни сомеъ пӯшида шавад [ва] ҳаюлои нағмаи нафис чун чалвали сим, ё шири сафеди барроқ аз олами мисол нозил мешавад ва чун шуои найзаи Офтоб аз равзанаи мобайни нохуне латиф ва торе равшан мунтаҳӣ мешавад ва нолаи ҳазин аз дур, [бе ҷиҳат], аз ҳама сӯ масмӯъ мегардад. [Ва] гоҳе шабаҳ зоҳир мешавад, ки дар ин ҷо касе ҳаст, ки нохуне меҷунбонад, аммо муғаннӣ малҳуз не, лекин ҷунбонандаи дигар дар фавқ мушаххас гардад, ки гӯё рӯҳи Зӯҳра бошад. Ҳамин таъсир дар бисёре замоири рақиқаи нафиса ҳосил мешавад, лекин таъбиру тақрир натавонад кард, магар он ки калам ҳам аз ин ҷинс дар даст дорад ва таҳрики Аторудро дар ангуштон[148] ташхис мекунад. «Ланиъма мо-қила:*»

[146] АБ — овардаанд
[147] АБ — чунон ки
[148] АБ — ангушти худ

[Ф а р д]**

Ӯ карда, ман мурассаъкор гаштам,
Ӯ гуфта, ман гуҳаргуфтор гаштам.

Ва аммо тағйири хулқ ба ваҷҳи ҳусн чунин бувад, ки ҳоли ашхоси гузаштагонро ва ҳозиронро аз солеҳу толеҳ муоина бинад, ки некӯкорон мубошири нозу неъматанд, бадкирдорон гирифтори азоби алим, аз он мутанаббеҳ шавад ва бад-он ҳол эътиқоди самимӣ орад.[149] Фалобудд раҳмату шафқати абнои ҷинсро пеша гирад.

Аммо сухан дар ин ки дар ин ҳикмат манофеи мулкию давлатӣ ҳаст ё на? Назар ба зоҳир халали мулкӣ мазнун аст, чи агар ҳамаи мардум «фаромӯшонӣ» бошанд, низоми мулкӣ мухтал гардад ва касе ба коре қиём накунад ва ҳамаи умур муаттал монад ва ҷаҳон хароб шавад. Дар ин машраб ҳар касе аз ҳама кор мустағнӣ аст ва ба чизе муҳтоҷ нест ва ба фарзи эҳтиёҷ бародарони[150] ӯ[151] гузоришаш диҳанд.

Пас, бояд ки шукӯҳи ин шӯъбадаро маънӣ фармоянд. Ва чун маънӣ нафармудаанд, яхтамил, ки мулоҳаза[152] ин[153] бувад, ки агар ин санъат иштиҳор ёбад, халқро рафоҳияти куллӣ бувад: — шоҳон[154] аз тараддуди ҷаҳонгирӣ, фақирон аз касби[155] нон[156] фориғ мешаванд. Ва ҳама аз [тараддуди] ҷӯбтарошӣ[157] ва хиштсозӣ ва тӯпрезию лашкаркашӣ[158] озод мегарданд, магар ба қадри зарур. Ва азбаски зару ҷавоҳир [ҳама] ба рӯи замин омадааст, ҳеҷ эҳтиёҷ ба кандани кон нест[159] [ва аз барои касби маош касе муҳтоҷи кушодани дӯкон набувад], илло[160] дарёфти[161] нон ва он ба андак ғалла таҳсилшаванда аст.

Ва дар ин маслак ҳадди подшоҳу гадо мулку мол манзур набувад, илло таовуну талаттуф. Ва [ҳеҷ] миллате бо миллати дигар ва давлате бо давлати дигар ба ҳамдигар музоҳим ва мухосим набошанд, магар ба тариқи улфату мувофақат. Ва ҳарчӣ касбу ҷамъ кунанд, бо муовинати ҳамдигар кунанд ва боз ба дигар исор намоянд. Бинобар ин иштиҳори ин ҳикмат лобуддӣ бувад, то мардум бад-ин восита кашфи маъқулот намуда, бар бесуботии ҷаҳон ва беҳирадии худ иттилоъ ёфта, ду-се рӯзе дар зиндагии мустаор ба осоиш бигузаронанд ва аз тараддуди нолоиқ бозистанд ва ба ҳамдигар мушфиқу меҳрубон бошанд ва қадри ҳамдигар[162] бидонанд. Ва мисли ин навбате фарангиён дар рӯзнома набиштаанд, ки «ҷаҳон, ки мақарри аркону мавolid аст, ҷаҳонофарин ба одаму зурриёти ӯ маҷҷонан бахшид, ки дар он маишат оранд ва ба тасвия ба ҳамдигар бахш кунанд ва ҳама

---

149 АБ — оварад
150–151 АБ — бародаронаш
152–153 АБ — ин малҳуз
154 АБ — амирон
155–156 АБ — ранҷи замингирӣ
157–158 АБ — лашкаркашию тӯбрезӣ ва хиштсозию ҷӯбтарошӣ.
159 АБ — набошад
160–161 АБ — магар ба таҳсили
162 АБ — ҳамдигарро

алассово [аз он] мутаматтеъ бошанд. Баъд аз Абулбашар+ авлоди ӯ ба иқлим [ҳар қалам] заминеро барои сукунат ихтиёр карданд, ба тарики тавдул ва мусоҳамат аз он мунтафеъ буданд. [Ва] баъд аз мурури аъвом авлоди Одам, ба мофи-л-яд қаноат нанамуда, ба тасаллуту ғалаба бар замини ҳамдигар тадохул намуданд ва ба ғасбу зӯр мулк аз ҳамдигар бистониданд. Дар асл Рум аз фалон ва Хито аз фалон ва Туркистон аз фалон буд, ки фалону фалону*[1] фалон молику соҳиб шуданд».

Шарти низому муқтазои адл он аст, ки ҳар касе ба замини худ қаноат кунад ва пурзӯр замини камзӯрро радд[163–164] кунад. Агар касе аз ин маънӣ сар боз занад,[165] дар миллат футуввату [мазҳаби] мурувват фарз аст, ки зӯрон ба иттифоқ бар сари ӯ зӯр оваранд ва ҳаққи заиф аз қави ситонида бидиҳанд, зероки ҳама* дар мероси падар[166] баробаранд, то расми хунрезиву[167] ҷидол аз миён[168] бардошта шавад ва мухосамаю[169] пархош [дар] мобайни шоҳон намонад, то ҳамаи халқ ба осудагӣ ба сар баранд, ки:

«Дунё наярзад он ки парешон кунӣ диле».

Дар ҷавоби ин масъала баъзе давлатхоҳ навиштаанд, ки «вуқӯи ин воқеа боз мавқуф ба ҳарҷи азим аст,[170] ки ҳеҷ касе ба осонӣ аз сари мулку мол барнахезад ва аз дил ба тарки мофи-л-яд нагӯяд. Ва аз барои қарори ин назм дарьёҳои хун мавҷзан шавад, боз маълум нест, ки ин сурат ба вуқӯъ меояд, ё на?!»[171] Аз ин ҷиҳат ин боҳист як дараҷа мавқуф шуд. Агар дар ин қазия нек бингарӣ, муайяни назъи «фаромушхона» аст. Ва аз касрати аҷоиб ва вуфури ғароиб, ки «фи-замонино+» дар арсаи олами ҳаст воқеъ шуда, аз он чӣ дида шуду шунида, дар ҳеҷ замон дар таворихи олам нишон намедиҳанд. Ва агар ҳамаи онро ҷамъоварӣ карда шавад, ҳама дафтарҳо, ки дар аҷоиботи олам навиштаанд, мансух хоҳад шуд. Ин нест магар нишони қурби соат?

Масалан, ҳакими комил дар эҷоди ҳикмате ва ибдоъи фикрате, ки пешниҳоди замир дорад, ҳама натиҷу лавозиқ ва осори онро манзур медорад. Ин санъат баъд аз вуқӯъ дар ин муддат ин миқдор натиҷа медиҳад. Чун он натиҷа камоҳӣ зоҳир шавад, он санъат мустадрак афтад ва ҳоҷат ба интиҳону такрори амали он набошад. Чун офаридагор субҳонаҳу ба ҳикматиболиға ва қудрати боҳира барои хуббӣ изҳор осмону замин халқ кард, сипеҳрро даварон дод ва кавокибро сайрон, то инсон[172] овард[173] ва ба воситаи ӯ ҳақоиқи малаку малакутро зоҳир гардонд ва дар гавҳари ӯ куфру имонро мухаммар кард, то ба имон кашфи олами малакут кунад ва ба куфр ҳақиқати олами малакро аъён на-

[163–164] Б — бикунад
[165] Б — низад
[166] АБ — падар ҳама
[167] АБ — хунрезию
[168] АБ — миёна
[169] АБ — муноқашаю
[170] АБ — мешавад
[171] Б — не
[172–173] АБ — инсонро биёварад

мояд. Ва кашфи ин ду олам бе куфри сирфу имони мутлақ сурат набандад. Ҳақиқати олами малакут ба шариати ҳаққаи анбиё алайҳимуссалом, хосса миллати Ҳанифаи муҳаммади¯+ салаллоҳу алайҳи ва саллам ба маърази изҳор ва тибьён расид, ки мадори он бар имон аст чун савти эҳтисоби шоreъ қабл аз замони хатмӣ-паноҳ салалллоҳ алайҳи ва саллам. Яке баъд аз дигаре мутаоқиб ва мутаволӣ буд ва малакутиён ғолиб буданд, кори малакиён ба таъвиқ афтода, аз таколифи шоққаи имонӣ ба кунҷи ихтифо ва инзиво мутаворӣ буданд ва ҳамаи ҳиммат сарфи муораза ва муҷодала намуда, фурсати пардохт ба шикофтани дақоиқи олами малак, намеёфтанд, балки дар он вакт ҳама саъю ҷиҳод дар болои миллату давлат буд ва ҳамаи андешаҳо дар ҳифзу забти он мабзул ва баъд аз он ки давраи эҳтисоб хатм шуд ба муфоди «ал-явму акмалту лакум динкум» ва насси «қад табайяна-ар-рушду мин-ал-ғайи+».

Ва киштии шариати ғарро дар муҳити аъзамат ва истило қарор гирифт ва садои мунодӣ аз аршаи он то ба гӯши саканаи малои аъло расид, ки «ман тамассака би ҳозиҳи-с-сафинати фақад наҷо ва ман тарака фақад ҳалака ва ғарака+». Балки ҳикмат дар ин ихтитом ҳам изҳори рамузи олами малак буд.

Фалоҷарам, ба сабаби мусоҳала аҳли ислом дар ҷиҳоду ғазва, [ки ғайри худро намедиданд, кам-кам душманони дин қувват гирифта, эшонро забун сохтанд.]" Ва қабули мубодала ва муфоваза аҳли малакро ривоҷ афтод ва малакутиёнро ба зар сухра намуда, бар ҳама мусаллат шуданд ва ба шикофтани дақоиқи олами унсур аз Моҳ то моҳӣ даст ёфтанд ва изҳор карданд. Ва расидан бад-ин матлаб ва ба ғаври он рафтан бе куфри сирф имкон надорад ва вошикофии рамзи олами аҷсом ба аҳли имон ҳеҷ часпоише надорад, зероки онҳо маъмур ба тарканд.

Ва донистани ҳақоиқи мураккабот дар дину имон ҳеҷ сарфа намебандад, илло ин миқдор ки баъд аз муояна дониста шавад, ки ӯ субҳонаҳу ин ҳама [аз] хавоссу осор дар мизоҷи олами аркон ниҳода будааст. Ва ғарази онро ба воситаи инсон изҳор кардани ва аз ҳақоиқи олами малак камтар чиз бувад, ки ба кашфу зуҳур нарасида бувад ва биттамом ба буруз анҷомида. Ин аломати қурби соат бошад.

Ва ба мазмуни «ло тақуму-с-соату илло ала-л-ашрори+», бояд ки олам ҳама аз шарру куфр пур гардад. То аз имон заррае ва аз изҳор дақиқае боқӣ бошад, соат қоим нагардад. Ва-ал-явм [куфр бар имон ғалаба дорад, чи] аксари маъмура дар ҳайтаи тасарруфи куффор мулҳақ шуда, гӯё имрӯз подшоҳе мустақил дар тамоми рубъи маскун аз*¯ миллати исломӣ* нест. Ва он чӣ ҳаст,[174] [ҳама] мамзуҷу[175] махлут ба куффор шуда,[176] ҳама боҷу хироҷ ба куффор мерасонанд ва ҳалқаи итоату инқиёд дар гӯши ҷон андохта, ҷуръате надоранд, ки саре боло кунанд. Ва алҳол ҳамаи манҳиёту муҳаррамот бараъло бар сари бозорхост ва аз

---

174 АБ — бошад
175 АБ — махруҷу
176 АБ — аст

аморати ислом амомахо бар сархост ва азон бар манорахо, дар кирдору гуфтор тафовуте фохиш дар миён аст, ки ба хеч миллат шинон надорад.* Агар дар ин миан сесадум, ки баъд аз алф аст, мо дар онем, мучаддиде зухур накунад, албатта бояд ки вукўи соат анкариб бошад. Ва мутаваккеъ бояд буд зухури имом Махди,+ ё нузули рўхуллохро, чи дар [кутуби] халис ду хадис[177] муориз вокеъ шуда, дар аломати курби соат: Яке он ки хеч хонае нест, ки дар вай куфр надарояд, яъне агарчи куфр сарех на-бувад, боре амороти куфр бошад,[178] мисли иктило ба русуми куффор дар либосу маокилу машориб ва зинатал-явм. Мазмуни ин* хадис ба вукўъ пайваста ва мутахаккик шуда. Дигар, хеч хонае нест, ки дар вай имон надарояд ва ки баъд аз зухури со-хиб-уз-замон ба вукўъ анчомад, ки дар арсаи нўх [то дувоздах] сол камобеш тамоми маъмураро ба таъйиди раббонй ба исломи имон даъват кунад ва хама халк пазиро шаванд ва он ки напа-зирад, ба мукирраш рочеъ доранд. Ва хакикати дину диёнат то ду-се карн баъд аз он сарвар[179] салаллохи алайхи ва саллам ба сабаби курби акду шуюи анвори вахй дар миёни салафи[180] «Ша-кара-л-лоху саъйахум+» зохир буда, «хасбатан-ли-марзотилло-хи+» барои эълои «калиматуллохи+» нихоят чахду кўшиш наму-данд, то хама мухолифони дин дар зовияхо ва гўшахо мухтафй шуданд.[181]

Хулафои ислом баъд аз ин куруи диданд, ки дайёре аз куф-фор намонд, ки саре бардорад ва даъвои истиклол орад. Онгох ба хубби шаховот моил гаштанд ва ба айшу комронй иштиғол намуданд. Ва уламо, ки кавоми миллат бо эшон аст, хам ба хуб-би раёсат тобеи амру хукми залама гаштанд ва аз амри маъруфу нахйи мункар дар хидмати салотин чашмпўшй намуданд.

Мухолифони дин ин ғафлатро аз ахли ислом ғанимат дони-ста, шабу рўз ба тараддуди гирдоварии асбоб ва шикофтани бах-ру кон ва беруи овардани зару чавохир иштиғол намуда,[182] ба-рои интикомкашй ройхо ва машваратхо мефармуданд, то дари-дагии домани чамъияти худро, ки дар аввали давлати араб аф-тода буд, руфўъ диханд. Ва асбоби давлату хифзи онро мураттаб намуда, он гох ба бозхости кинаи пўшида бархостанд, ба макру фиреб ва кахру ғалаба дар тамомати маъмура даст ёфтанд ва карданд он чи карданд. Ин низ аломати курби соат бошад. Ахли имонро хеч умедворй аз ривочи ислом намонда, магар ки дар ин миа мучаддиде кавй зухур кунад, балки чуз аз замони Махдй+ кувввати ислом ва ахли он асло мутанакеъ намешавад, [лекин ба далоили офокй ва зухури аломоти самовй тачдиди миллат мум-кин аст ва эхтамил, ки то санаи 1313 тағйиру табдили куллй дар ахволи олам вокеъ шавад.] Ва хува аъламу [хоза мо алхамани раббй-ил-аллом-ил-ғуюб].

---

[177] АБ — хабар
[178] АБ — дарояд
[179] АБ — хазрати
[180] АБ — сахобаи
[181] АБ — гаштанд
[182] АБ — намуданд

## ДАР ҲИКОЯТИ ҲОҶӢ ВА МАНОФЕИ САФАР ВА ХИСЛАТИ ЗАНОН

[Навбате дар зайли асфор, ки дар рикоби султон будам, бо ду-се тан ҳамкӯч буда, шабҳо ба муҳовараю мукolama аз ҳар боб ба рӯз меовардам. Боре рафиқи ман ба бозича ҳикояте ба тақрир овард. Дидам, ки машҳун ба фавоиди сафар ва хислати занон ва олоби мулкдорӣ аст. Вақте ки рафиқ сар ба ҷомаи хоб ниҳод ва хоб аз ман гурехта буд, оэод дар сатр кашидам, саббоҳ дар назарам гузаронидам. — Гуфт: «Магар ту худ дар он сафар ҳозир будаӣ, ё аз забони ноқил биайниҳӣ шунудаӣ?]''

Қозӣ Яҳъё валади Бақохоҷа, раиси Бухоро, боре*'' бо муҳаррири сутур рафиқи сафари буд. Рӯзе ба*'' тақриб* ҳикоят кард, ки навбате яке аз сайёҳон бо ман гуфт: «Дар вақте ки аз сафари ҳаҷҷи ислом муроҷаат мекардам, ҳам дар киштӣ нишаста бо рафоқати ҷамъе ба азимати сайри Ҳиндустон аз баҳри Ҳинд[1] [гузашта]'' ба замини Калката ва навоҳии Кунуҷ баромадам[2], ки ақсои замини Ҳинд аст.

Рӯзе чанд дар миёни ҳиндувон ба сар мебурдам. Ва*'' ба воситаи ихтилофи луғат ва забон муҳимми ман ба душворӣ кашида, дар байъу шиpo бисьёр ташвишманд шуда,[3] ҳарчанд тараддуд мекардам, ки[4] шахсе форсизабон ёбам, муяссар намешуд.

То рӯзе яке аз туҷҷори пишоварӣ, ки*'' ба аксари истилоҳоти аҳли Ҳинд воқиф буд, бо ман бархӯрда, маро ба ҳуҷраи хеш[5] бурд ва гуфт: «Ҷои ту дар ин диёр нест ва ҳарчӣ зудтар худро ба маъмане андоз, ки лоақалл каломи аҳли онро бибояд фаҳмид». Ва дафтаре муштамил бар муфрадот [ва]'' луғоти ҳинд ва мураккаботи он* навишта бо ман дод, ки дар* хариду фурӯхт ва доду ситад ва*'' нишасту хост[6] онро ба кор бар. Ман ӯро дуои хайр гуфта[7] аз мақсад ниҳон талабидам. — Гуфт:

«Вақте ки азимати хуруҷ кунӣ, аввалан[8] туро ба Ҷалолобод бояд рафт, баъд [ба] Пишовар[ва] он гоҳ ба Кобул».

Ва самти ин билод[9] бо ман ба даст таъйин мекард. Он гоҳ бо

---

1 Б — Хиндуя
2 Б — фаромадем
3 Б — будам
4 Б — кардам
5 Б — хул
6 Б — бархост
7 Б — намуда
8 АБ — аввал
9 АБ — билодро

ман[10] ҳадья ва тӯхфа[11] дод,[12] мураххас фармуд. Баъд аз он маро дар ҳар чо,[13] ки ҷоне боист харид, пеши хаббоз дафтар мекушодам ва шаб ба ҳар хона, ки нузул боист[14] кард, назди хасм сафҳа паҳн мекардам. Ва сухане, ки дар ин муомалот аз аҳолии онҷо мешунидам, боз аз дафтари худ ба варақгардонии бисьёр ёфта, ҷавоби ӯ нолоиқ медодам, ки мардуми онҷо ба ин*'' ҳоли ман механдиданд [ва ба мазҳака мегирифтанд ва ҳамчу девона, ки тифлон аз дунболаш афтанд, мудом ба гирди ман мардум ҷамъ мешуданд ва аз суоле, ки мекарданд, дар ҷавоби ман механдиданд.] Аз ин ваҷҳ басе дашномҳо шунида ва басо[15] силиҳо дар қафо хӯрда, дар охир аз умр ва ҷон сер ғаштам.[16] Ва* ҳарчанд ҷустуҷӯ мекардам, [ки] қофилае ба ҳам расонам ва худро ба рафоқати онҳо ба замини Кобул ва диёри Туркистон андозам, бо сабаби уҷмати забон, ҳеч ба хуруҷ[17] ва[18] духули[19] корвоне пай намебурдам. Оре, сахт ҳолатест, ки касе дар миёни ҷамъе афтад, ки ба забони онҳо воқиф набувад, бисьёр дар тааб ва таҳлука афтад. Аз ин ҷиҳат дар дабиристони Низомия аз ҳамаи забонҳо таламмуз мекунанд ва вуқуф бар истилоҳи ҳар тоифаро аз вооҷиб медонанд.

Ва ман худ боре дар пойтахти импротури рус будам дар Фетербурх. Шаб[20] аз хоб,[21] бинобар тараддуди мардум дар кӯча, бархостам,[21*''] дидам,[23] руфақо[24] ҳама[25] рафтаанд. Сабаб пурсидам. — Гуфтанд: «Маҳаллае оташ гирифта, ба тамошо баромаданд». Ман ҳам хоболуд бе он ки тааммуқе ва тадаббуре формоям, ба кӯча баромадам. Дидам, ароба ва[26] ходими он[27] тайёр аст. Ва[28] ба ишора ва забон маълум кардам, ки «ман ҳам ба тамошо меравам»[29] Алалфавр маро ба[30] ароба нишонида, дар он маҳалла расонид. Фуруд омадам, боз ба ҳамон ишора [ва лафзҳои ғалатти бемаъний] гуфтам, ки «ин ҷо боиш ва[31] маро ба манзил хоҳӣ бурд». Қабул намуд.

Ман ба сайри иморати сӯхта даромадам. Дидам, ҷамъе касир ба асбоб ва фаввора об аз баҳр оварда [ва] ба дасти ҳар кадом обдузе,[32] ки*'' аз замин ба болои манора оташро ҳомӯш мекунанд.[33] Ва ман саргарми тамошо шуда аз руфақо низ касеро наёфтам ва бо ман мутарҷим ҳам набуд. Баъд аз фурсатҳо ба-

[10]–[11] А — тӯҳфа ва ҳадья; Б — фақир тӯхфа ва ҳадья
[12] АБ — дода
[13] АБ — ҷое
[14] АБ — бояд
[15] АБ — басе
[16] АБ — ғашта
[17]–[18]–[19] АБ — духул ва хуруҷи
[20]–[21] АБ — шабе аз хоб барҷастам*; *Б — бархостам
[22] А — ва
[23] Б — дамидам
[24]–[25] АБ — ҳама руфақо
[26]–[27] АБ — ва ходим
[28]–[29] Б — Нигаред ба илова
[30] АБ — дар
[31] АБ — то
[32] АБ — обандозе
[33] Б — мекунад

чунбошид. Одати[165] асоғир бо акобири [он чо] дар таъзим он аст, ки чун мулоқот ёфтанд, тоқия аз сар бардоранд ва сар бараҳна кунанд. Муомалати акобир[166] он*— ки* саре бичунбонанд ва оян нэҳори ризо бошад.

Ва билчумла то соати ёздах аз* шаб бад-ин ранг рақсу суруд ва* самоъ намуданд. Он гоҳ мардумро ба хонаи дигар барои тановвул ва ташарруб ва таъом таклиф[167] намуданд.[168] Хонае[169] бузургтар аз аввал ва се қатор ба қадди хона касталҳо[170] ниҳода ва сандалиҳо назъ карда, ба болои касталҳои[171] ҳонҳои сафеди[172] суф[173] кашида, ба ҳар ду газ шамъдони чандсаран[174] муталло гиронида[175], дар мобайни аснофи ҳулвиёт [ва нуқлиёт] ва маъзиёт ва асноф аракҳо аз*— сурх ва* зарду сапед дар шишаҳои булӯрӣ карда, [бо] пиёлаҳои булӯрӣ ва табақчаҳои чинӣ ва анвои фавокеҳ аз чамеи билод* кашида ва мобайни[176] ҳар шамъдон як гулдони пур аз гули шукуфтаи [муаттар ниҳода]. Ва дутарафа[177] муқобили ҳамдигар зонову мардон бинишастанд ва ба ҳар касе як корди[178] тилло ва чангча[179] ва қошуқи симӣ[180] ва се дастмоли сафед[181] таслим намуданд. [То якеро болои рони худ пазъ кунад, то чока олуда нашавад ва ба яке дасту сибиллат пок кунад ва ба яке корду чангак масҳ намояд]. Он гоҳ ходимаи маҷлис* ба қобҳои чинӣ ва симӣ мутаоқиб анвои таом меоварданд. Ҳар касе он чӣ майл дорад, ба табақчае, ки назди*— ӯст, бармедорад ва тановвул мекунад. Ва аз* асноф шароб, ки дар хон ниҳодааст[182] ва ҳар шиша[183] аз* он то бисту[184] панҷ[185] тангаи русӣ қимат дорад, ташарруб мефармояд ва боз ходиме мустаидд аст, ки назди ҳар олудаги зуруф[186] бармедорад ва [аз] шуста ва покизакарда оварда мениҳад.

Ва худи подшоҳ дар радаҳо[187], ки хон ниҳода [буданд] ва мардум нишастаанд, пиёда[188] давр* мегузарад [ва ба таҷаммуле ҳарчӣ тамомтар ва пӯстини қимате, ки онро рӯзи ҷулус пӯшанд, бар китф андохта ва таъликот ва бандҳои заррин аз китф ва зери бағал гузаронида, кулоҳи пардор бар даст] ва[189] ба ҳар ҷамоате[190] ба даст ишора мекунад ва таклиф менамояд, ки «таом би-

[165] Б—Одоти
[166] Б—акобирӣ
[167–168] АБ—нақл фармуданд
[169] Б—хонае
[170] Б—устулҳо
[171] Б—устулҳо
[172–173] АБ—сапед ва суф
[174–175] АБ—шишсаран муталло ба шамъи мумӣ афрӯхта
[176] АБ—миёна
[177] АБ—ду тараф
[178] АБ—даста
[179–180] АБ—ба қошуқи симӣ ва як чангаки фӯлод
[181] АБ—сапед
[182] АБ—ниҳодаанд
[183] АБ—шишае
[184–185] А—панҷ
[186] АБ—зуруфро
[187] А—раҳу растаҳо; Б—растаҳо
[188] А—гоҳе танҳо, гоҳе бо асеи худ
[189–190] АБ—аз миёни ҳар ҷамоате, ки бармегузарад

хӯред ва хуш бошед». Ва чун аз тапиту гард кӯфта шавад, пеши он[191] ки аз занону мардон, заифу ранчуру пиру[192] маъюс аст[193], менишинад ва бо ӯ[194] муховара [ва муколама] мекунад[195] [ва] дилбарии ӯро[196] [менамояд], то хушнуд шавад.[197]

Ва билчумла дар соати дувоздаҳ аз шаб мураххас шуда, ба кӯшки худ мурочаат намудем [ва сурати ин мачлис бнайниҳӣ дар силки назм даромадааст, ки дар охири ин хикоят мастур шуда].

Дигар дар айёми чашни импиротур зани муганния ва мутриба ва кавволаро[198] аз Порич[199] овардаанд[200] Поттӣ+ ном ба кирои як лак тангаи русӣ.[201] Бисьёр мутарраҳу соҳибчамол ва басе хушовоз, ки савту садои[202] ӯ[203] аз[204] ҳанчараи хеч башаре мутасаввир намешуд, то ки ҳукамои фаранг [ва аҳли ташреҳ] мурдани[205] ӯро мутарраснданд, ки чун бимирад, ханчараи ӯ бишкофанд ва бубинанд, [то бидонанд] ки ин овози хуш ба чӣ сабаб дар ӯ ҳодис гашта. Ва дар базмхонае, ки ӯ бошад, ғайр аз [ӯ ва] хонании ӯ халқ ба чизи дигар назар намекарданд ва табақҳои гули маснӯъ, ки то сад тангаи русӣ* қимат дорад, бар ӯ исор мекарданд. Ва ҳар касе то* хазор тангаи русӣ бар ӯ инъом[206] менамуданд[207]. Ва ӯ худро[208] ба навъе дар шабҳо[209] оройиш медод, ки ақл дар ташхиси колиби унсурии ӯ мутараддид мешуд. Гӯё, рухе[210] ё фаришта аст* аз ғайб омада[211].

Масалан, дар тамошохона чун парда аз рӯи шӯъбадахона бармедоштанд, осмони кабуд [ва] шаффоф марьи мешуд [ва моҳ бар уфуқи шарқӣ ё[212] ғарбӣ] ва пеши шабгаҳ сабзу хуррам ва гулҳо[213] шукуфта ва ба ҳар самт рафта[214], чун пишпечон[215] ва аз миёни баргҳо ва гулҳо [аз насати айвон муаллақ дар ҳаво] шахси соҳибчамоли мунавваррухсори сапедчома сокхо ва китфу бозу бараҳна, сару гардан мутарраз ба гулҳо ва лаолии обдор [зоҳир мешуд]. Ва аз ду бари рухсораш ду моҳи равшан метобид, ки худи ин моҳ дар ақиби парда [ниҳода] буд[216] ва дида намешуд, магар нурашро, ки бар рӯи он гулаидом мунъакис буд, муаллақ*—

191 АБ—овон
192–193 АБ—маъюс ва пир гаштаанд
194 АБ—онҳо
195 АБ—мевилозад
196 АБ—эшон
197 АБ—шаванд
198 АБ—каввола
199 АБ—Порис
200 АБ—оварда буданд
201 АБ—бузург
202 А—сафои овоз; Б—овози
203–204 А—ва
205 АБ—вафоти
206–207 АБ—дар мачолис ба инъом медоданд*; * Б—медод
208–209 АБ—дар шабҳои мачлис худро ба навъе
210 АБ—рухест
211 АБ—расида
212 Б—ва
213 Б—гулхое
214 АБ—овезон шуда
215 Б—ашақа
216 Б—буданд

бар ҳаво истода* ва ба шуои он моҳҳо саропои ӯ метобид[217]. Бадин ранг ва* зебу зинат сафир мекашид ва алҳоне ба кор мебурд, ки гирён аз тамошоиён ва аҳли маҷлис бармеомад ва ҷоиҳо нисори [ӯ] мекарданд ва мутавотир каф бар каф мезаданд ва хомӯш шудан намемонданд. Дар нолаи зераш булбул ва саъва хомӯш мешуд. Дар савти баманн овози най сурати карно мегирифт ва дар фасле, ки пардаро меандохтанд,[218] то ӯ худро ба навъи дигар биёроянд ва соате нафас рост гирад,[219] мутаволи сафқот[220] мезаданд, то берун меомад[221] ва ба тарафи маҷлисиён таъзимҳои латиф [ва нафис] мефармуд[222] ва табассум мекард[223]. [Боз дар паси парда мерафт ва фиғон аз аҳли маҷлис бармехост ва мутавотир сафқа[224] мезаданд, барои он ки берун ояд ва рӯи худ манӯяд ва маҷлис оро.[225]] Ва*— боз нақши дигар ижро мекард.*

Ва билҷумла баъд аз [як] ҳафта як лак* ҳафтод ҳазор тангаи русӣ[226] ба дасташ дода, ба Амрико талабиданд. [Ба истидъои ӯ] дар тавсифи ӯ [ин чанд байт] гуфта[227] шуда,[228] [чунки тавшеҳи малика аз газет хонда ва донисга буд ва маро пурсида ва ниҳоята]:

[Назм]

Поёни норинҷ[229] он саропои зуҳрачабин,
Дар табассум сӯи домаш аз даҳон гул мерехт.
Зулфи пурчинаш ҳол андар ҳами ӯ дар бари гуш
Обрӯи тарӣ аз чаблаи сунбул мерехт.
Дилбарии он ҳама кайфияти ҳайрат медод,
Кӯ зи сайдаи нигаҳ дар кафи ҳои гул мерехт
Лаҳну овози най он соз, ки ба ҷуши ушшоқ,
Гаҳ хуни саъвапу, гаҳ чаҳ-чаҳи булбул мерехт
Аз Петербург азимат чу ба Амрико кард,
Нолаҳо аз сару в аз[230] по[231] ҳама гул-гул мерехт

Ва аз ҷумлаи аҷоибот, ки дар он тӯй[232] буд, яке чароғоне тартиб дода буданд дар боғи наҳбандии дарьё, ки тақрибан шаш ҳазор қадам масоҳаташ[233] буд[234], иморатҳо ва айвонҳо аз як бароварда ва аз он токчаҳо, равоқҳо[235] муҳаббат карда [ва] ба ҳар

217 АБ—медурахшид
218 АБ—фурӯ меандохт
219 АБ—кунад
220 Б—карсакҳо
221 Б—меоянд
222 АБ—мекард
223 АБ—менамуд
224 Б—карсак
225 Б—биорой
226 АБ—бузург
227–228 АБ—иншо шуда буд
229 Б—норинҷ
230–231 АБ—аз по
232 АБ—ба мушоҳида овардаанд
233–234 АБ—масоҳат дошт
235 АБ—равоқҳо

тоқу равоқ шамъҳо[236] ба шамъдонҳои яхӣ шӯъла дода[237] ва масоҳати ба қадри бист[238] таноб гулзор тартиб дода [ва] ҳама баргҳо ва гулҳо аз ях [таъбия карда] ва дар баргҳо шамъҳо дар булӯри сабз гиронида ва дар гулҳо шамъ дар булӯри зард[239] ва сурх[240] ва осмонӣ гирифта, ба тахти ҳар барг ва гул нихода буданд ба навъе, ки худи* шамъҳо дар назари рой намоён нест. [Ва] акси он дар он яхҳо афтода, чаҳоне гул-гул шукуфта [ва] чаман-чаман сабзу хуррам рафта, лекин* ҳама аз ях бувад. Ва миқдори се соат чандон мушак ва тарфи ранга[241] дар ҳаво сар дода буданд, ки рӯи осмон пӯшида буд[242] ва ҳаво ҳама аз моҳхон сурху зард ва сафеду[243] зарнигорӣ дар гирифта[244] ва[245] зарраҳо бар рӯи замин маръӣ мешуд. Ва халқи касир аз зану мард дар ин иморат ва чаманҳои [аз ях] сайр мекарданд.[246] Ва чамъе ба[247] рӯи ях худро мерониданд ва лаъбҳо[248] менамуданд ва мо чамъе аз[249] чои[250] муртафеи [саркӯби дарьё] нишаста, тамошо мекардем. Ва ин ихтироъ хос аз донишварони рус буда, ки дар вақти чулуси импиротур эчод карда будаанд[251] ва бад-он мубоҳот мекарданд.[252]

Дигар,[253] найранчӣ аз фаранг омад, дар тамошохона будем, се қастал ниходанд,[254] ба ҳар қадом шишаи шароби ранга низӣ буд. Ба даст[255] ва чӯб[256] ишора мекард, бо он ки миёни ҳар қадом масофате буд, обҳои ҳар қадом ба дигарӣ худ ба худ нақл мекард.

Дигар, шишаи холии булӯрӣ ба дасти яке аз тамошоён дода, фармуд, то сари шишаро мазбут дорад ва худ аз[257] масофате ба дасти худ чанд танга ба мардум менамуд. Он гоҳ[258] якеро гирифта, ба сӯи шиша имо мекард аз дасти ӯ ғоиб шуда, ба даруни шиша, [ки ба дасти он кас мазбут буд] мерехт, бо он ки даҳони шиша маҳфуз буд ва овози[259] он ба гӯши ҳама мерасид[260] [ва афтоданашро дар қаъри шиша медиданд.] Ҳамчунин ҳамаи тангаҳоро [ба даруни он шиша андохта, онгоҳ] аз даруни[261] шиша баровард,[262] ки халқ мутаҳайир шуданд.

Дигар, тоқияи якеро аз сари ӯ* бардошта, ба мачлисиён нишон дод, ки «бубинед, ки ҳеч чиз андар[263] ӯ[264] нест» ва даст ва

---

[236–237] АБ—ва девор бо шамъдонҳо аз ях тарошида шамъҳо афрӯхтанд

[238] АБ—даҳ

[239–240] АБ—сурху зард

[241] АБ—рангин

[242] АБ—шуд

[243] АБ—сапеду

[244–245] АБ—мамлав шуда вогаҳ

[246] АБ—менамуданд

[247] АБ—бар

[248] АБ—лаабу салъатҳо

[249–250] АБ—бар иморати

[251] АБ—буданд

[252] —АБ—менамуданд

[253] Б—ки дигар

[254] Б—нихода

[255–256] АБ—дасти худ чӯбе дошт ва ба ҳар қадом

[257–258] АБ—чанд танга дар даст дошт, ки ба мардум нишон медод ва чаъдад мекард ва худ аз масофати банда истода ва тангаҳо бар рӯи каф ниҳода

[259–260] А—садо медод, ки ҳама мешуниданд

[261–262] АБ—аз дасти он мард шишаро гирифта, тангаҳоро берун рехт

[263–264] АБ—дар он

ме, ки муаллим хоҳад, онро ёфта*—, ба даҳон гирифта*'', дар[294] маҷлис мебаромад.[295]

Дигар[296—297], аспбоз ва асптозе аз Фаранг омада буд дар тамошохона, дар масоҳати бистгазии[298] мудаввар асп метохт ва ӯ дар ҳини тохтани асп ҳам дар асп менишаст. Аз дум то гӯши асп ду пой ба як тараф ирсол дошта, бе он ки даст ба ҷое банд кунад, [ё инони асп бигирад, ба ҳама ҷои асп нишаста]. як[299] давр ду давр[300] мегашт ва ҳамчунин [дар този асп ба болои асп] ба як пой рост меистод ва ба пои дигар ва даст бозӣ мекард, ки аклҳо[301] хира мегашт. [Ва] гоҳо дасти духтаре ба даст ва ҳар ду пои духтар [ё як пои вай] дар камари ӯ[302] устувор карда[303] ва худ рост [истода ҳам] дар този[304] асп ба болои асп мерафт*'' ва гардишҳо ба когази [ҳарир] гирифта, дар раҳгузараш медоштанд [дар ҳини този асп]'

Аз ҳар кадом ҳамчу тир меҷаст[305], ба[306] болои[307] асп рост меистод ва[308] пеш аз он ки рост шавад, дигарӣ медоштанд ва аз он низ когазҳоро даронида меҷаст ва ба болои асп менишаст, дигарӣ медоштанд ва аз он низ мегузашт[309] сумма ва сумма ҳамчунон*— асп дар тоз буд*. Ва дар пушти асп[310] гайр аз[311] пуштангузаре чизи дигар набуд.

Дигар, дорбозе омада*'' буд дар*— гунбази фароҳи сигазии[312] мудаввар[313*''] се ҳалка ресмон ба қадри ду газ аз сақф[314] овехта, баландии*'' сақф ба қадри бист газ.* Худро аз[315] яке аз он ҳалқаҳо овехта, анвои бозиҳо[316] мекард[317] ва ба ангушти нари* пой онро гирифта, худро сарнагун меовехт[318] ва боз сарболо мешуд[319] ва ба даст худро меовехт ва [бозӣ мекард. Дар он асно] ресмонро ҳаракат[320] дода, худро сарнагун меандохт[321], чун касе, ки худро сарнагун дар об андозад, чанд печутоб ёфта, ҳалқаи дуюмро мегирифт[322] ва дар он низ лаабҳо[323] намуда[324] худро бе муҳобо меандохт. Гумон мешуд, ки ҳамин соат[325] бар фарш[326]

---

294—295 АБ—берун меовард*; *Б—меомад
296—297 АБ—Ин абзац пас аз панҷ абзаци дигар омадааст.
298 АБ—сигазии
299—300 А—як-ду ду*'' давр
301 АБ—акл
302—303 АБ—мард устувор буд
304 АБ—тохти
305 АБ—мегузашт
306—307 АБ—ва аз
308—309 АБ—ва мутаоқиб аз дигаре мегузашт ва*—боз рост меистод*''
310—311 АБ—аспи гаро
312—313 А—чаҳорошьён, ки муҳоташ чиҳилгазӣ буд
314 АБ—сақфи баланд
315 АБ—ба
316 АБ—лаабҳо
317 АБ—менамуд
318 АБ—овезон мекард
319 АБ—мегирифт
320 АБ—печ
321—322 АБ—мегирифт, ки дар васати сақф буд
323—324 АБ—бозиҳо карда
325—326 АБ—лаҳза дар замин

фарш хоҳад шуд ва* баъд аз чанд печутоб[327] [хўрдан] бо҆л хал-қаи сеюмиро мегирифт ва дар он низ шўбадаҳо намуда, дар айвони [дигар] мегузашт, [ки гирея аз мардум мебаромад]. Ва боз аз он айвон ба ҳамин дастур дар ин айвон меомад ва ба[328] болои сими нафис мерафт ва[329] ба дасти ӯ се гўй аз биринҷ[330] буд, ки* онро мутаволӣ [дар ҳаво] меандохт ва [ҳам] аз ҳаво мегирифт. [Ва лангари истодааш ҳамон гўйҳо буд].

Дигар[331], сагҳо[332] буд, бозигар аз гурҷӣ ва тозӣ, ки ба нардбони[333] мутаоқиб аз пешу пушти нардбон бармеомаданд[334] ва фуру[335] мешуданд ба акси ҳамдигар, гўё зинаро дар нардбон бофтаанд.

Дигар, тахтаи дароз ба қадри панҷ газ сарбаланд ниҳода, аз фавқи чалаке чўберо сар медоданд.[336] Аз ин сагон яке ба болои он ба[337] чаҳор пой меистод ва[338] чобук дастуро мезад [маъкус] ва то чалак бар замин омад,[339] ҳеҷ аз фавқи чалак мунҳанӣ ва мунҳариф намешуд.

-Дигар, се сагро[340] ба сурати асп либосе[341] ороиш дода, гўё* аспчаест* бо зину лагому дарвӣ, се[342] саги дигар ба либоси мардуми ҳабаш, сиёҳчеҳра ба болои он аспҳо савора бармеомаданд[343] ва ба ду даст ҳар кадом ду чўб ба усули нақораи русу[344] фаранг чўбак мезаданд, ки оламӣ[345] инчунон натавонад.[346] Ба назди фароғи ҳар лаъбе ба маҷлисиён таъзимҳо[347] намуда, [сар меланданд ва] ба болои кастали [худ] баромада менишастанд, ё гарданҳо худро ба тахте, ки бо ресмон ба девор банд карда буд, даровардa, мунтазири фармони муаллим буданд.[348]

Дигар, аспи сафеди[349] бузургро муаллам карда буданд, ки ба ду пой чанд давра мекард [ва] ба усули нақора пой мекўфт. Гоҳ як даст бардошта, ба[350] се пой ҳаракатҳо ва лаъбҳо мекард, гоҳо як пой аз ақиб бардошта ,чанд давра бозӣ менамуд.[351]

Дигар,[352] аъмоли масхарабозӣ ва санъатҳое,[353] ки намуданд[354], ақл аз забт ва ҳифзи он оҷиз гашт.

---

327 АБ—муаллақ

328—329 АБ—Нигаред ба илова

330 Б—турanҷ

331 АБ—Ин абзац пеш аз дах ҷумлаи боло̄й омадааст

332—333 АБ—Нигаред ба илова.

334 АБ—мебаромаданд

335 АБ—фуруд

336 АБ—додаанд

337—338 АБ—баршуда ба чаҳор пой

339 Б—меомад

340—341 АБ—саги дигарро ба либоси асп

342—343 АБ—овардаанд, он ба либоси мардуми ҳабаш ва занг ва шакли инҳо ба болои инҳо савор шуда, ба даври маҷлис тавоф намуда, асп меронданд

344 А—рунак; Б—рум

345—346 А—кисти инчунон натавонист* навохт; Б—натавон

347 АБ—таъзим

348 АБ—мебуданд

349 АБ—сапед ва

350—351 АБ—чанд давр бозӣ мекард

352 АБ—Ин абзац аз чаҳор абзац болотар омадааст

353—354 АБ—санъатҳо дар он тўй намуданд, ки

Вале поктабъонд[у] лосун латиф.
Нишинанд, чоиҳо биленад зи ҷой.[369]
Чу хезанд, дилҳо барафтад зи пой.[370]
Дар ин базм кавнату раккосу соз,
Ҳама дилфиребу ҳама сарви ноз
Чу ойинаи софу оби сапед,
Тане бо тане манъ/и-фрад зи дид.
Ту гӯй, ки базми пур аз ҳур буд,
Ки саҳну саро ҷумла пурнур буд.
Аз[371] ин раҳ[372] созу самоъу суруд,
Фетербургро сур як ҳафта буд.
Пас ошод шоҳи рангтлавоз.
Ба Маскав кашид олати базму соз.
Чӣ шаҳре, ки борущ шаш фарсах аст,
Ба боғи ирам ҳамсару[373] ҳамнаҳ аст.
Се рӯз[ъ]Г шабон шаҳр оростанд,
Зи ҳошоки ғам хона перостанд.
Чароғони алвон ба гардун расид,
Рухи ахтару маҳ се шаб жас шазид.
Заву мард фавчи сипоҳу амир,
Пай дидани шаҳ ба ҳам дастгир
Саф андар саф аз ҳар тараф сад ҳазор
Ба икболу дидори шаҳ интизор.
Ҳама сарбараҳна тавозӯъкунон,
Гиреви дуо рафта то осмон.
Бад-ин ҷоҳ[у]" иззу то ба урду расид,
Ба давлатсаро рахти иззат кашид.

Дар он дам, ки" суре[374] ҷунин жарф буд,
Шито, фасли сарду замин барф буд.
Ба саҳро зи сардӣ нафас аз гулӯ
Чу берун шудӣ луд пагашти фурӯ.
Вале хонаҳо буд хуррамбаҳор,
Зи лола раёҳин, зи гул хӯҳсор.
Ба ҳар су[375] зи[376] фаввораи обшор,
Зи тӯтиву булбул сад андар ҳазор.
Ба ҳам оташ[у] об ҷамъ омада,
Ба дидан ҳама нури шамъ омада
Дар ин хонаҳо суфраҳо ду қатор.
Бари ҷам кашида сад андар ҳазор.
Ба болои ҳар як зи ҷому қадаҳ,
Музили ғам асбобҳои фараҳ.
Авонии зар косаҳои булӯр,
Табақҳои чинӣ зи сим обхӯр.

---

369 Б—чо
370 Б—по
371—372 Б—Зи найранг
373 Б—ҳамбар
374 Б—шури
375—376 Б—сӯй

Ва он ки аҳли китоб бувад чун яҳуду насоро, масалан[390] ба кеши худ менигаранд*, ки ба сулуки Мӯсо[391] ва Исо[392] алайхумас-салом хеч ошноӣ надорад[393] аз чиҳати тааддӣ дар худуд доимо дар ҳарос ва ларзу хавф бошанд. Ва [дар] ин тарси динӣ бошад ва аммо дуньявӣ ҳар калом ба мофавқи худ мутассиб бошанд ва ба мотахт мубоҳӣ.

Ва кас дар дуньё набошад,[394] ки ба ҳамаи муродоту муштаҳиёт комьёб бувад. Ва албатта аз яке дун ва аз дигаре фавқ бошад. [Пас] доим ба ҳасаду ҳасрат[395] маъюсу маҳзун гардад. Масалан, дар маҷлиси[396] базми[397] импиротур дар ҷашне, ки тасаввури гардонарин он аз муҳолот менамуд ва тавон гуфт, ки ҳеч як аз салотини гузаштаю ояндаро ин ҷинс[398] дастгоҳ камтар даст дода бошад ва дар ҳеч ҷузву рукни он[399] маҷлис қусурею футуре мутахайял[400] намешуд,[401] биҳиште муҷассаму музайян мамлув*' ба ҳур ва машҳун ба қусур ба назар дармеомад. Ман [дар ин маҷлис] ҳамаро медидам, ки малулу маъюс буданд ба восита он ки дар*— шариати эшон мардонро ҷуз аз як зан никоҳ раво нест. Ва занон натавонанд, ки аз мард ифтироқ ҷӯянд ва то намиранд он яке никоҳ натавонанд кард. Ва аз ғайри ками шаръ занон ба ҳарки хоҳанд, бираванд. Ва мардон ба ҳарки хоҳанд оянд, чунки ситр нест. Ва ин рафтомад ба тариқи китмон ва хуфья воқеъ шавад. Аммо дар кӯчаву бозор, агар зане бо марди бегона биравад ва мукиламаю муҳовара кунад, айбе ва маҳзуре надорад. Чун* дар ин маҳфил асбоби нишот ба камол буд [ва] заню мард маст буданд, ҳар марде мехост, ки ба ҳама занон ояд ва ҳар зане вола буд, ки ба ҳар марде равад. Аз ин ҷиҳат, ки маҷлиси султону алония буд, роҳи комҷӯӣ ба ҳар кас масдуд буд.[402] [Ва] илло он ки ҳар кадом оҳи сард мекашиданд. Зани Зайд медид, ки зани Амр ба қимати як ҳазор динор ҳӯлию ҳулал пушида ва ҳамроҳи марде ваҷеҳ аз аъозим даст ба камару[403] гардан[404] рақс меравад[405] ва либоси ӯ дуни ӯ ва одили ӯ забунтар[406], маҳзуну малул чархе меовард [ва рақсе ба карҳ мекард. Ва] Башир медид, ки зани ӯ[407], ки мутарраҳ буд[408], бо ҳамроҳи Холид гардан[409] ба гардан рақс мекунад[410] ва зани Холиди[411] бадшакл адили ӯ[412] шуда, ба карҳ[413] пое мекӯфт. Заноне, ки пиртар

---

[390] АБ—мунакиранд

[391–392] АБ—Исо ва Мӯсо

[393] АБ—надоранд

[394] АБ—набувад

[395] АБ—таассуб

[396–397] АБ—базми маҷлиси

[398] Б—ниҷуйин

[399] АБ—ин

[400–401] АБ—бозадид наметардид

[402] АБ—менамуд

[403–404] АБ—гардану камар

[405] АБ—мекунад

[406] АБ—бадманзар

[407–408] АБ—бо ҷамоли ӯ

[409] АБ—даст

[410] АБ—меравад

[411–412] АБ—бадшакли Холид бо вай адил

[413] АБ—икроҳ

будаанд, касе[414] ба онҳо илтифот намекард. Ва мардоне, ки кӯҳантар[415] буданд, занон эшонро радд[416] мекунанд.[417] Пирон аз ҷавонон, ҷавонон аз хубтарон, хубтарон аз аламп дастгоҳи қудрат ба ҳасаду ғайрати ҳамдигар гирифтори ҳузну алам буданд, то ки подшоҳ ба тафаррус ҳоли онҳоро дониста, илтифоте[418] мекарду дилдори менамуд. Ва худи подшоҳ низ ба восита он ки аз фуқарои вилояти [худ] истимолъ натавонад [хост], магар ба хуфья оби ҳавас ҳар замон аз даҳонаш мерехт. Ва* лаин подшоҳ[419] аз ҷиҳати кӯҳансолию пирӣ низ* аз тароватн ҷавонони маҷлис бешуур қадаме дар миён мениҳод.

Ва билҷумла ҳеҷ ҷеро[420] надидам, ки ғаме домангири дилаш набувад ва дуди оҳи сиёҳ[421] аз димоғаш барнаояд. Ва ҳамчунин[422] дар раставу бозор ва тамошохонаҳо ҳеч тане осудаву беғам ба назар нарнаёмад. Масалан, дар растаи бузурги Петербург, ки як фарсанг тӯл дорад ва[423] чиҳилу панҷ газ арз[424] [меояд] ,панҷ-шаш ошьёна* иморати заррандуд барновардa*, [аз ду тарафи кӯча сар ба Суҳо кашида], аз тахти девор дутарафа чор газ бар суфа бардоштаанд аз сангҳои сумоки гулдор, иртифоаш як ваҷаб. Аз он[425] пиёдагон аз[426] ду тараф меоянд ва мераванд.[427] Ва аз тахти [ҳар ду] суфа даҳ газ бар[428] роҳи ароба[429], [ки] ба хиштҳои шашпилъ [то як газ ба заминҳо фурӯ бурда] фарш кардаанд, то аробаҳо овози баланд надиҳад. Ва даҳ[430] газ бар роҳи миёна ба[431] санги майда [на кайрок] фарш кардаанд мурури асбу аскарро. [Аз васати ин роҳ тарзе пушида, ба ҳар понздаҳ газ ҷо панҷараи хӯлаи шабака вазъ кардаанд, то оби борон, ки аз бомҳо ба кӯча афтад, дар он резад]. Ва[432] ба ҳар бист[433] газ сутуне[434] аз хӯла [ё ҷӯбини] муҳаббат, бар сараш фонуси булӯрӣ ниҳода, аз [он ҷо] бухори дули ҳикмат ҳар шабе то рӯз ҷаров[435] дар мегирад.[436] Ва ҳама ошьёнаи[437] тахти ин раста дакокин ва саройхост, ки анвои амтиа ва ақмишаи фаранг* дар онҳо[438] байъу широ мешавад. Ва* ҷандон ашьёи нафиса, [ки] аз ҳар навъ дар ҳар[439] дуконе омода кардаанд, ки[440] агар ба даҳ ҳазор динор ма-

---

414 АБ—мардон
415 АБ—кӯҳансолтар
416—417 АБ—бармедоранд
418 АБ—илтифот
419 АБ—подшоҳ низ
420 АБ—касе
421 АБ—набӯд
422 АБ—ҳамчунон
423—424 АБ—арзаш чиҳилу панҷ газ
425 АБ—барон
426—427 АБ—ки пиёдаи ғарбӣ аз он сӯ оянд ва пиёдаи шарқӣ аз ин сӯ раванд
428—429 АБ—барои аробаҳо
430—431 АБ—барои он ки овози гардиши ароба ба берун наояд ва агар оянд, мувоҷиби иқлоти мардум нашавад
432—433 АБ—миёнаи роҳ понздаҳ,
434 АБ—як роҳ, сутуне
435—436 АБ—афрӯхта бошад
437 АБ—ошьёнаҳо
438 А—он ҷо
439—440 АБ—он дуконҳо ҷамъ омадааст

тоеро бихарӣ, боз он матоъ ҳамчунон мағфур бувад, ки гӯӣ аз он ҳеҷ набардоштаанд.

Масалан, агар аз* анфияи симӣ [ё пиёлаи симӣ] ҳазор навъ ҷудо[441] карда бихарӣ,[442] ёздаҳ[443] ҳазори дигари беҳтар омода бувад. Ва* билҷумла аз соати се аз қиём то қабили ғуруб ва аз аввали ишоъ то соати дувоздаҳ аз* шаб дар ин раста мардум тавф мекунанд пиёдаву савора ва асбу ароба; ҷун рӯзи ид, ки мардум ба мусалло раванд, шабу рӯз дар ин кӯча издиҳоми [омм] бошад. Ва ин раста рост аз [тарафи] машриқ ба[444] мағриб рафтааст. Пиёдаю[445] саворан мағрибӣ аз ясори кӯча бигузарад, пиёдаю саворан машриқӣ аз ямини раста меравад ва касе бо касе бархамехӯрад, ки айб донанд ва овоз мутлақо бархадоранд. Ва ҳар касе бо рафиқи худ ба оҳистагӣ муҳовара кунад. Ва агар касе бигузарад, ки дигареро ба ӯ коре бувад, ба ҳар сари кӯчаи шимол ва ҷануб қаровулест, ӯро мегӯяд, ки «фалонро гӯй, ки биистад». Вай рафта эълом мекунад.

Агар борон ояд, дар васати ин раста тарзе аст, ки панҷараҳои хӯла ба ҳар ҷое вазъ кардаанд, обҳо бад-он метаровад.[446] [Замини он ҳамчун табақи чинӣ муҷаллост]. Агар барф ояд[447] алалфавр масҷунин омада, пок бармедорад[448] ва[449] рег рехта, рутуботи онро бармечинанд.[450] [Ва агар сутуре тақозои саргин андохтан кунад, қаровул ё соҳибаш ба табақи чӯбӣ гирифта, ба дур меандозанд ва заминро олуда шудан намемонанд].

Онгах[451] ба лифҳои бузург лиф мезананд, то [кӯча] мусаффо шавад, то[452] домани гулнераҳанон олуда нашавад[453] [Ва] ман дар ин раста ба эътибор мебаромадам, ҳама мардуми[454] он ҷоро[455] мағмуму маҳзун медидам, аз он ки зани Зайдро медидам, [ки] бар аробае савор[456] [ва] миқдори даҳ ҳазор динор ҳуллаю ҳулал пӯшида ва ҷанҷ[457] асб дар ароба баста ҳама бари ҳамдигар. Ва қимати ароба низ қариб ба даҳ ҳазор тангаи русӣ. Зани Амрро медидам, бар аробае нишаста ва ду асб баста ва пероя ба қадри ҳазор танга ба гардану сина карда, бо рафиқи матбӯъ нишаста, асб меронд ва ҳарифи зани Зайд номақбул. Масалан, шавҳараш, ё марде ба зӯри зар ӯро ба худ овардааст, зани Амрро аз ароба ва асбу либоси ӯ рашку ҳасад меомад.[458] Ва зани Зайдро аз рафиқи ӯ оби орзӯ аз даҳан метаровид ва зоҳир мешуд, ки ҳарду ба ҳолате, ки доштанд, [ҳеҷ қадом] розӣ ва шокир набу-

---

441–442 АБ—интихоб кунӣ

443 А—даҳ

444 Б—то

445–446 АБ—Ин ҷумлаҳо баъдтар омадааст.

447 Б—борад

448 АБ—бармедоранд

449–450 АБ—баҷаи ин ҷумла; «Ва рутубати борону барфро ба рег бармечинанд»

451 АБ—Пас

452 АБ—ва

453 АБ—нагардад

454–455 АБ—мардумро дар он ҷо

456 АБ—нишаста

457–458 АБ—Нигаред ба илова.

## ДАР[1] ҲИКОЯТИ ГИРДОБИ ИСКАНДАР ВА ҒАНОИ МАРДИ АҶАМӢ[2]

Яке аз ошноёни роқими сутур, ки аз ҳаҷҷи ислом расида буд, ҳикоят кард, ки дар Ҳиндустон марде дидам мутамаввил, ки дастгоҳи иқтидораш[3] аз қиёси муҳосиби фикру хаёл берун [буд] ва зиёда аз дусад нафар ғулом ва канизи соҳибҷамол дар хидматаш соъӣ ва мутараддид буданд. Ва такаллуфе дар маҷлис ва нишасту хост[4] ва*'' маокил ва машориб то он ҷо ба кор мебурд, ки ҳавонини Ҳиндро он дастгоҳ муяссар намешуд. Ва худи ӯ аз мардуми аҷам ва Эрон буд. Ва*'' баъд аз он ки миёни* ман ва ӯ[5] тарҳи мусодақат ва муволот [дар миён] афтод, аз кайфияти ҷамъияти муқнаташ пурсидам, ки «ин маблағ мол ва иқтидор ба чӣ навъ андӯхтӣ, ки аз ирс касб ин миқдор давлат таҳсил нашавад, [магар ки роҳ ва ганҷи Корун* бурдаӣ, ё қадам дар хизонаи Ҷамшед* супурда]. Ва боз туро мебинам, ки дар касбу тиҷорат зиёд руҷуъ надорӣ». Ба тағофул ва таҷоҳул аз ман гузаронид. Дар истикшофи ҳоли ӯ бештар ҳарис шуда, дар мавориди мукаррар ибром бурдам.[6]

—Гуфт:

«Моро саргузаштест дароз, [ва воқеаест[7]] бас ҷонгудоз, ки шояд касеро тоқати шунидан набошад ё баъд аз истимоъ бовар надорад».

Ман илҳоҳи балиғ кардам, ки «лобуд* шаммае аз чигунагии ҳоли худ изҳор кун, то сабаби таҷоруб ва дастури[8] амали рӯзгори ман шавад[9] [ва дар мавориди ба корояд]».—Фармуд:

«Ман дар бадви ҳол аз Хуросон барои тиҷорат ва таҳсили мол ва таъаммуни забони фаранг ва немиса ба Порис рафтам ва дар он ҷо як-ду сол иқомат варзида, [баъд аз фироғ аз такопӯи рафта ва бозор соате ба дабиристон рафта] ба истилоҳи забони фаранг ва тариқи савдо ва муомалот вуқуфи куллӣ ҳосил кардам, чӣ тиҷорат дар Фарангистон ва муҳолатат ба он қавм бе забон-

---

[1–2] Б—Ҳикояти марди аҷамӣ
[3] АБ—ҷоҳу ҷалолаш
[4] —Б—бархост
[5] АБ—ӯро
[6] АБ—овардам
[7] —А—воқеа
[8–9] АБ—дастурулъамали ман гардад

доний мӯчиби зиёну зарар [ва офат] аст. Ва аз он ҷо ҳам ба тарики савдо ва суд ба шаҳри Ландан афтодам[10] ва ба акобиру афозили он ҷо ихтилот намуда дар миёни аъёни [туҷҷор] эътибори тамом ёфтам ва кори ман дар тиҷорат ва муомалат устувор омада, ба маблағи як курур тангаи бузург, ки ҳар яке[11] панҷ тангаи урфӣ аст, ақмиша ва амтиа харида байъу широ менамудам ва басе айшу ишрат ва комравоӣ ва истифои ҳаззот ва лаззот ба муқтазои ҳавас ва орзӯ мекардам. Ва ин Ландан шаҳрест[12] бузург[13] ва аз аозими билоди машҳураи Фарангистон[14] аст ва пойтахти Фаранса—[Инглис]. Фарангиён[15–27] гӯянд: Дар арсаи олам се шаҳр аст;—аввалаш Ландан, дуввум Порис, сеюм Фетербурх. Дигари билод ҳукми қарья ва*- кишлоқ* дорад ва вулоти онҳо ҳукми арбоб[28] ва раис.[29]

Марлумаш аз тамоми мардуми Янги-Дунё ва Фетербурх зиёда аст. Ва гӯянд саканаи ин шаҳр ба ҳасаби ҷамъият[30] ва ашхос[31] аз тамоми мардуми Рум ба ду мартаба бештар аст ва аз Порис ду сулс ҷамъияташ зиёдатӣ[32] дорад[33] ва аз тамоми* мардуми Хито ба як рубъ бешӣ[34] дорад[35] ва ба се баробар зиёдат[36] аз тамоми мамлакати Юнон аст. Ва[37] Ланданро ба шаҳр хондан сазовор нест, балки уро мамлакат ва иёлат гӯянд, равост. Ва дар муддати ҳашт дақиқа ба муқтазои тақсими ҳандасӣ ва тахмини фалсафи яке ба аҷали мавъуд нобуд мешавад ва дар панҷ дақиқа яке мутаваллид мешавад. Ва дар муддати бист сол, бо он ки дар* ҳар сол зиёда аз сесад ҳазор нафар аз ин шаҳр ба хориҷ муҳоҷарат менамоянд, ҳаштсад ҳазор нафар бар адад ва касрати саканаи Ландан афзуда ва бар ҳасаби қиёс ҳар рӯзе саду чиҳил ҳазор нафар дар Ландан мулаъ ва муҳаррис [мешаванд] бар ошомидани мускироти ҳодда аз арақ ва рувам ва ғайраанд. Ва сад ҳазор зани бешавҳар,[38] ки умр ба ҳарзакорӣ ва қаҳбагӣ ба сар мебаранд, дорад*. Ва даҳ ҳазор майхонаи муайян дорад ва ҳар рӯз як курур нуфус ба[39] майхонаҳо рафта,[40] ба сарфи мускирот иштиғол менамоянд. Ва[41] сӣ ҳазор дузди ҷайббури кисабурдоз дорад[42] ва тақрибан дар нӯҳсад нафар яке девона ва аз хирад бегона аст. Тамомати саканаи Ланданро ба мӯҷиби тақсим ҳазору дувисту шаш нафарро як хаббоз нон ме-

---

10 АБ—рафтам
11 АБ—як
12–13 АБ—шаҳри азим аст
14 Б—Фаранг
15–27 Б—аст, ки
28–29 АБ—раис ба арбоб
30–31 АБ—ашхос ва ҷамъият
32–33 Б—зиёд аст
34–35 АБ—беш бошад
36 Б—зиёд
37 АБ—Ландаро
38 АБ—бешавҳар дорад
39 АБ—дар ин
40 АБ—даромада
41 АБ—Пас аз ҷумлаи баъдина омадааст.
42 АБ—Пас аз ҷумлаи баъдина омадааст.

диҳад ва ҳазору пансаду панҷоҳу се[43] нафарро як қассоб гӯшт медиҳад[43] ва ҳазору ҳаштсад нафарро як баққол нонхӯриш таом саранҷом менамояд шаш ҳазору ҳаштоду ҳашт нафарро як мӯҳтасиб аст. Хулоса, Ландан дор-ул-мулки англис аз маръус ва раис, тавонгар ва фақир, ҷавон ва пир камобеш панҷ курур нуфус дар теъдод ва шумори муҳосибин ва муҳаллисин даромадааст.

[Ва бояд донист, ки адади халоики тамомати рӯи замин «ииносан ва зукуран ситоран ва киборан» нуҳсаду наваду панҷ миллион ба тахмини муҳосибин даромада, аз ин ҷумла адади халоиқи Аврупо, ки соири билоди Фарангистон аст ва Рузият-ул Кубро ва Италиё аз ин ҳисса аст, яксаду ҳаштод миллион халоиқи Америко, ки Янги-Дуньёст ва ин ҳам дохили Фаранг шуда, қабл аз ин ба сесад сол, шаст миллион тахмин шуда будааст. Алъон дар ин таърих, ки соли саводи ин нусха аст, якуним чандон музоиф шуда ва адади халоиқи билоди[43]— Африко, ки Судону Ҳабаш ва Картаҷ ва Нуба ва Тароблис ва Мисру соири[43] билоди мағриб аз он ҳисса аст, яксаду панҷоҳ миллион ба ҳисоб расида ва адади халоиқи тамомати ҷазоири Муҳит ба панҷ миллион расида. Ва адади халоиқи Осиё, ки Эрону Тӯрон, Чину Мочин, Ҳиндустону Арабистон ва Шом ва баъзе билоди Рус ва Туркистон аз ин ҳисса аст, шашсад миллион ба тахмин пайваста. Ва ҳаман ин халоиқ аҳли куфру ширканд. Ва он чӣ аз аҳли имон ва зумраи мусулмононанд, андаке чун сапедӣ дар чашми занги дар ҳиссаи ақолими Осиё ба ҳам мерасад ва он ба панҷ курур нарасад. Ва агар худованди зулфазли меҳрубон дар явми подош ба ҳар яке аз ин осиён, ки дохили хайри уммат шудаанд, ҳам ба раҳмати беминнати ӯ даҳ нафар аз кадараву фаҷараро ба фидой бахшад, ки ба иваэи худ ба дӯзах ҳавола кунанд, боз дар ҷамъияти ин гурӯҳ футуре ва нуқсоне зоҳир нагардад. Ва албатта ниҷунин хоҳад буд ва умеди мусаввиди номаи сиёҳ ҳамин аст].

Ва билҷумла, [нақл гӯяд]:

«Рӯзе ба иттифоқи ҷамъе аз туҷҷори номдор ва аҳли саноеъ баъзе ба азимати сайри дарьё ва баъзе[43] ба қасди тиҷорат [ба замини] Калката ва навоҳии Ҳинд бо мол ва матои вофир ҳам аз Ландан, [ки саяъаташ шунидӣ], дар баҳр даромада,[44] ба асбоб ва адавоти фаровон ва об ва озуқаи чандсола дар киштиҳо нишастем—аз бодӣ ва оташи, то [ҳар] ҷое[45], ки ба киштии оташи эҳтиёҷ бошанд,[46] дар ӯ бошем ва дар ҷое дар бодӣ. Ва ҳули Ландан дар шимоли нуқтаи мағриб аст ва Калката дар шарқии нуқтаи ҷануб ба эътибори масоҳат камобеш навад дараҷа роҳ будааст,[47] ки он ба сайри васат ва нузул дар савоҳил ба арзи ҳаждаҳ моҳ ба итмом мерасад. [Ва] мо дар баҳр даромада гоҳо даҳ рӯз [ва] гоҳо понздаҳ рӯз [ва] гоҳ як моҳ дар баҳр мерондем ва ба

---

[43] АБ—бархе
[44] АБ—даромадем
[45] АБ—ҷо
[46] АБ—афтад
[47] АБ—аст

—Гуфт:

«Дар мактуботи мо* навиштаанд, ки дар Муҳит, наздик ба* Қутби ҷанубӣ, ба арзи панҷоҳ дараҷа аз хатти устува гирдобест, ки аз якмоҳа[60] роҳ киштиҳоро ба худ мекашад. Ва дар қурби[61] ӯ кӯҳест, [ки] аз Муҳит ҷаста ва ҳамчу манора рост дар ҳаво рафта ва ба Манораи Искандар ва Гирдоби Искандар мавсум шуда. Чунки ғайри Сикандар*[62] касе бад-он ҷо нарасида, ва агар расида, солим барнаёмада. [Ва худи Искандар низ ба тадбири ҳукамо ва асбобу адавоти фаровон аз он ҷо махлас ёфта]. Ва аз дарьёнавардон ҳаркӣ дар он гаркоби фано рафта, дигар роҳи муовадат наёфта, ҳам аз роҳи об андар хок рафта,[63] дигар нишон надодааст».

Аз ин сухани ҷонсӯзи у хавл ва ҳарос ва ҷазаъ ва фазаъ дар мо[64] афтод[65] ва павҳаю нолаи мо баланд гашт. Наздик буд ки қолиб тиҳи кунем, ё саросема дар[66] баҳр афтем.

Муаллим низ мегирист ва мегуфт: «Бо* қазо ба павҳаю фиғон дур натавон овард ва* ҷораи[67] он ҷуз таваккал ва тафвизу сабр набошад:[68]

Бо қазо корзор[69] натвон кард,
З-ин* сабаб кор зор натвон кард.*

То ту ҷадал оварӣ,[70] кор батар мешавад. Ва алҳол миқдори яксола бештар озуқа ва ваҷҳи маош омода доред ва онро ба тадбиру имсок ва ҳикмат ба масриф расонед. Агар офаридагори ҳаким хоста бувад, шуморо маслаки наҷот бинамояд ва умеди махлас бошад. Вагарна мустақилли роҳи фано бошед, ки бо тақдир тадбир бернаояд ва он чи шуданист, бишавад [ва ҳеч киро аз марг ба як бор гурез набувад].

Аз истимои ин мақула фиҷумла тасаллӣ ёфта, авқоти ақлу шурбро меъёр ниҳодем ва миқдори ат-ниҷаро мизон. Ва шабу рӯз ба даргоҳи корсози бандаповоз менолидем[71] ва мезоридем, ки моро фараҷе бахшад.

Ва маллоҳ низ марде доно ва ҳаким буд ва моро ба сабру таҳаммул даъват мефармуд. Ва ба ҳикоёти дилпазир ва кайфияти ҷараёни қазову қадар ва касоне, ки ба балиёт [ва маҳолик][72] дармонда боз [нигоҳ] наҷот ёфтаанд, тасалло медод ва мегуфт:

«Бисьёр касон аз чанголи сибоъ ва гарқу ҳарқ ва вартаҳои хатарнок ва осеби қуттоъи[73] [тариқ] баъд аз қатъи* умед

---

[60] Б—як моҳ
[61] АБ—ҷавори
[62] АБ—Искандар
[63] АБ—расида
[64] Б—моён
[65] А—дарафтод
[66] АБ—андар
[67–68] Б—Ин қисмати ҷумла ба истиснои ишорачонишини «он» пас аз ду ҷумла омадааст.
[69] Б—корузор
[70] АБ—мекунӣ
[71] Б—полидем
[72] Б—маҳлакаҳо
[73] Б—қуттоъ-ут-тариқ

ба фарачу[74] фарах[75] расидаанд. Ва мумкин аст, ки лутфи эзиди таоло моро низ* аз ин вартаи чоншикор ва гирдоби хунхор[76] солим ва ғоним берун орад[77] ва махлас дихад.

Билчумла соат фй соат суръат ва*'' сайри киштии мо тезтар шуда[78] монанди тире, ки аз шаст рахой[79] ёбад, мерафт ва мо хар кадом ҳамчу кирме дар аъмида ва устувонаи киштй аз хавли чон часпида, то дар муддати дах шаб [ва]' дах* рўз дар он гирдоби пуризтироб дарафтодем ва дил бар ҳалок ниходa дидем, ки* дар масохати як фарсанги бахр ба кадри хавзи бузург гирдобе фурў meравад ва хар чй бошад, дар коми худ фурў мекашад.

Ва чун киштии мо азим бузург буд ва боз чанд киштии дигар ба расми палтор аклар ў баста доштем, фурў бурдан мумкин[79] набуд. Хамрохи киштихо ба даври он хавзи хунхор хамчу паргор давр мезадем. Ва гохо фурсатхо ба восита чазби коми аждахосони гирдоб ба дахони гирдоб мемондем ва нафас ба нафас чон мекандем, ки*'' хамин соат тўъмаи коми* наҳангони бахр хохем шуд ва аз рахгузари об ба мағоки хок хохем рафт. Боз ба воситаи талотуми [амвоч] ва чўшиши гирдоб бо боде сахт аз дахони ў рахой ёфта, монанди машъалан[80] чаввола хам дар атрофи ин хавзи баломашхун чарххо мезадем. Не, не ин гирдоб аждахое буд оламдаркаш, гирифту гузори ў хамчу балъидани ў буд, ки барои хазми дуввум ачзон атъимаро ба кому забон бигардонад, то хурд бишиканад. Хамчунин[81] бад-ин восита баъзе киштй ва заврақчахои моро кандаю шикаста, ба коми хеш даркашид. То он ки хамин киштии маркуби мо монда буду бас. Ва ачзои ў низ ба саламати малч[82] ва чўки бахр наздик ба кусур[83] ва футур[84] расида буд.

Ва баъд аз [ду]''—се рўз, ки холи мо ин буд, ва хеч касе бад-он хол мабод, боди шадид аз махабби лутфи эзадй бархост. Агарчй он бод сабаби начот бошад, локин дар он хангом онро боди ачал пиндошта, дубора даст аз чон шустем ва [хама] аз суубати талотуми обу бухор олам ва [хама] сиёх шуда, наздик буд, [ки]'' киштии мо худ ба худ ғарк шавад. Ва мо хар кадом худойро ба коми бузург мехондем. Ва чун киштии мо ба сабаби катъи киштихои палтор сабукй ёфта, буд, монанди туф аз дахон рахой ёфта, дар як ламхае хамчу бод ба тахти кўх омада карор гирифт. Худойро шукр гуфтем, ки* як бор аз мурдан [частем] ва [аз] ғарқа[85] шудан рахой[86] ёфтем ва дар хеш тан хаёти тоза ёфта[87] об ва таом ба такаллуф тартиб дода, сер бихўрдем, чунки

74—75 А—фарах ва фарач
76 АБ—оламхор
77 —АБ—оварад
78 АБ—мешуд
79 Б—рахо
80 АБ—шўълаи
81 АБ—ва
82 Б—амвоч
83—84 А—футур ва кусур
85—86 АБ—ғарк махлас
87 АБ—мушохида кардa

рӯзҳо гузашта буд, ки гурусна будем. Ва дидем киштии беадад дар таҳти он кӯҳ ҷамъ шуда [ва] баъзе шикаста [ва] баъзе[88] пӯсида ва баъзе* пора шуда. Ва аз руфақон мо, ки ҳаждаҳ нафар буданд, то он рӯз миқдори дувоздаҳ кас фавтида буданд[89] ва*- шаш тан боқи монда.* Ғайри маллоҳ ва шогирдонаш ва аз онҳо низ ду-се нафар ба ғарқ[90] рафта буданд.[91] Ва касоне, ки ба ҳирси мол аз киштии мо ҷудо буданд [ва дар пал[о]р нишаста, низ] ҳамроҳи мол ба доруалбувор шитофта[92] буданд.[93] [Ба] сабаби он ки алоқаҳо ва занҷирҳои киштии эшон ба сабаби[94] талотуми баҳри шуда*- ва*'' фарсуда шуда буд ва дар*'' илтиҳоби гирдоб тоб наёвард.

Билҷумла, баъд аз фароғат ва осудагӣ барои тафарруҷи киштиҳо, ки дар атрофи он кӯҳ ҷамъ шуда буданд, баромадем ва ба ҳар кадом, ки даромадан[95] мумкин*- буд, даромадем.* Дидем, ки*'' дар баъзе киштиҳо ракабаи он фавтида ва тӯдаи устухон ва хок шуда ва* аз маоли холи онҳо ба холи худ нигариста, бисьёр бигиристем. Ва сандуқҳо пур аз ақмишаи нафиса [ҳама] пуда ва фарсуда гашта. Ва баъзе пур аз ҷавоҳир ва баъзе пур аз дирам ва динор. Ва дар анборхон фартут таом ва қути эшон ба зиён рафта. Ва билҷумла анвои ашё ва амтиа дар ин киштиҳо мавҷуд буд, забар бар забари ҳамдигар ваъз[96] карда.[97] Ва он ки дар васат ва фавқ буд, солимтар монда. Ва*'' дар он миён киштие буд тозатар, ки халал ба арконаш камтар нуфуз карда буд, даромадем. Дар яке аз ҳуҷроташ се нафар хобида буданд, дидем, ду[и] он мурда ва[98] яке аз он зинда,[99] ки рамақе суст бармедорад. Бо муаллими фарангӣ ҳабар овардем,[100] шодмон шуд, ба сари ҳар се омад,[101] [ба]'' набз ҳар каломро[102] таҳқиқ мекард ва гуфт:

«Вокеъӣ, ду нафар мурдааст». Барои сеюмӣ камтар таом фармуд мувофиқи мизоҷи ӯ, то қатра-қатра ба гулӯяш рехтем. Ба ҳуш омада, баъд аз се соат сурати ифоқа гирифт. Он гоҳ аз кайфияти холаш[103] пурсид.—Гуфт:

«Мо чанд нафар аз Ҳиндустон ба азми тиҷорат бар баҳр нишаста будем. Рӯзе боди мухолиф киштии моро дар ин самт кашид ва мо ҳафтдаҳ[104] нафар будем. Ва обу озуқаи вофир бардошта. Руфақо[105] баъзе[106] аз ваҳм ва баъзе ба аҷали табиӣ дар ин киштӣ фавтиданд.[107] То охир се нафар мондем. Ва аз тааффу-

---

88 АБ—барҳе
89 А—буд
90—91 АБ—халокат расида буд
92—93 АБ—шитофтанд
94 АБ—шиддати
95 АБ—даромадем
96—97 Б—вокеъ шуда
98—99 Б—яке зинда
100 Б—додем
101 Б—омада
102 Б—кадом
103 АБ—холи ӯ
104 АБ—бисту як
105—106 АБ—баъзе руфақо
107 Б—фавтида

ин баҳр ҳама мариз гашта, аз хурду хурок мондем, то дуи эшон мурданд ва ман мондам.»

Ва он таърих, ки баён кард, тақрибан ҳафт сол гузашта буд. Ва аз кайфияти маоши ӯ пурсидем.—Гуфт:

«Худи мо ин* агарчи ваҷҳи маишат[108] омода доштем [ва] баъд аз он ки дар ин ҷойгаҳи[109] фано ва гирдоби гавриноёб[110] маҳбус ва масҷун шудем, ҳам аз ин сафоини захира ва озуқаи мардумро ҷамъ кардем[111] барои худ. Ва* алҳол ҳам чандсола таом аз ин киштиҳо махсул хоҳад шуд аз сохтиҳои маълум.»

Ваҷҳи онро пурсидем.—Гуфт:

—«Дар ин баҳр ба воситаи талотум ва тӯфон бисёр киштиҳо аз ҷодда ва самти мақсад инҳироф ёфта, мардумро солҳо дар баҳр саргардон мекунад ё дар ҷазирае меандозад, ки дар он ҷо маоши одамӣ мавҷуд намешавад. Фалоҷарам, касе, ки доияи сафари баҳри* Муҳит дорад, таҳияи асбоби маоши чандсоларо[112] лозим шуморад»

Онгоҳ маллоҳ пурсид, ки**

«Ту, ки* дар ин гирдоби фано чанд гоҳ будаӣ, боре дар маҳлас аз ин ҷо чи фикр андешидаӣ ва барои наҷот ҳеч ҳилае мулоҳаза кардаӣ?»—Гуфт:

«Ин гирдоб даҳони*= Азроил* ҳукм дорад. Касе, ки бар даҳони Азроил* дарояд, куҷо тасаввури наҷот кунад. Ё худ* даҳони гӯр аст, ки аз роҳи об боз шуда, кас аз он ҷо чӣ сон ба хона муовадат кунад?»

Ин бигуфту зор бигирист ва мо ҳама[113] низ[114] гирён шудем. Оре, паёми марг бадтар аз марг бувад.

Маллоҳ гуфт:

«Рост мегуед, ки аз ин ҷо то соҳили баҳр* бисёр масофат мавҳум*= мешавад.* Онгоҳ нишонаҳои қутби ҷанубиро[115] таъйин кард, дар шаб мулоҳаза карда, тақрир додем, ҳам* гуфт:

«Тақрибан иртифои қутби ҷанубӣ шаст дараҷа зиёд[116] мебошад. Бале, тадбир ва маслаҳати инсонӣ дар ҷое тавонад буд, ки дар он ҷо қадами одаме бирасад ва омадшуди инсон бошад. Ва** дар ин ҷо ғайр аз мурдан ва наҷот ёфтан дигар роҳи маҳлас масдуд бувад».

Боз маллоҳи нобино пурсид, ки:

«Боре дар авқоти шабу рӯз, ки дар ин вартаи[117] ҷонинкор[118] ба сар бурдаӣ ва чашми умед ба ҳар тараф кушуда, ҳеч аломате ва осоре аз зи-рӯҳ** ва зи-ҷасад дар ҳаво ё баҳр дидаӣ? Ё аз ҳавос ва осори баҳр ҳеч* амре** мушоҳада кардаӣ, ки туро аҷиб омад?»

---

108 АБ—маош
109 АБ—вартаи
110 АБ—гаврани ноёб
111 Б—мекардем
112 Б—чандинсоларо
113—114 АБ—низ ҳама
115 АБ—ҷанубӣ
116 Б—зиёдати
117 Б—арсаи
118 АБ—ҷонсӯз

—Гуфт:

«Бале, шабҳо аломату осор аз* ҷонварони баҳрӣ бисьёр муояна мешавад. Аз зикру тасбеҳ ва овозу ханини эшон ё мастӣ ва шӯхӣ ва лаъби онҳо, ба навъе, ки рӯи баҳр чароғон мешавад аз бисьёрии шуои чашмҳо ва дидаҳои эшон ва воситаи тоби маҳтоб в ситорагон. Ва дар ҳаво чуз рафтори кавокиб ва ҷаҳидани савоқиб чизе ба назар нарасида?»

—Гуфт:

«Ин аъҷуба[119] дар ҳама ҷои Муҳит мушоҳада[120] аст.[121]. Дигар бигӯй!»

—Гуфт:

«Соле як бор ҷонваре азимҷусса дар ин гирдоб дармеояд ва гоҳо[122] ду-се рӯз таваққуф намуда, берун меравад. Вақте ки вай меояд, оби Муҳит монанди кӯҳҳо ба ҳаво мутасоил мешавад. Ва*— ҳамчунин вақте ки бармеояд, замини баҳр маръӣ мешавад.* Ва аксари ин киштиҳо аз садамати оби баҳр, ки назди вурудли ӯ меафтад ба ҳамдигар бархӯрда, мешиканад.[123] Ва изами ҷуссааш чандон ки масоҳати ин гирдоб, ки тахминан як фарсанг меояд, гӯё аз ҷасади ӯ маълӯъ мешавад ба вачхе, ки гирдоб низ аз [ин] ҳаракат ва фурӯ рафтан отил мемонад. Ва чун ин ҷонвар аз ин гирдоб берун равад, баъд аз соатҳо[124] гирдоб ба ҳолати аслии худ муовадат кунад ва ҷушӯ хурӯши баҳр фурӯ нишинад».

Онгоҳ муаллими фарангӣ бо мо гуфт: «Ҳар кадом биравед ва аз ин киштиҳо ҳар чӣ аз оҳану занчиру мех бошад, гирд оред».

Ва дар миёни мо ва шогирдонаш мунаҷҷиму ҳаддод[125] ва табибу ҷарроҳ[126] буд. Ва дар арзи се рӯз хирвор аз оҳан[127] ва занҷиру[128] мех ҷамъ овардем. Онгоҳ аз он мард пурсид, ки*'' «Он ҷонвар ба*'' кадом вақт дар ин гирдоб меояд?[129]»

—Гуфт:

«Вақте ки Офтоб ба мунтаҳои бурҷи ҷанубӣ, ки Самтурраъси ин мавзеъ аст, [ояд.]'' Ва алҳол ташхис кунед, ки Офтоб дар куҷост?»

Маллоҳ аз мунаҷҷим пурсид.—Гуфт:

«Назар ба ҳисоб алаан дар авосити [бурҷи] Мизон аст.

Онгоҳ фармуд ҳаддодро, ки занҷирҳо созад аз сесад газ то нонсад газ ва мехҳои сарҳалқадор тайёр кунад ба қадри як заръ, ки бисьёр тез бошад ва ба ҳар ҷо фурӯ равад.

Пас, то муддате, ки Офтоб ба Самтурраъс омад, он чи мо аз ҷинси оҳан меёфтем, ба ҳаддод мерасонидем, вай занҷирҳо омо-

---

119 АБ—аъҷубаҳо

120—121 А—мушоҳид мешавад

122 АБ—гоҳ

123 Б—мекунад

124 Б—соате

125—126 АБ—табибу ҷарроҳ ва ҳаддод

127—128 АБ—занҷир ва оҳану

129 АБ—дармеояд

да мекард. Аммо ҳикмати онро дарнамеёфтем ва бо ҳам мегуфтем:

«Ин муаллими нобино дар сатҳи об дўкони оташкорӣ ниҳода, магар иқомати доимиро ихтиёр намуда мехоҳад, ки*' ба занҷирҳо[130] киштиҳоро[131] ба кўҳ баста ҷои иқомат дурустӣ[132] кунад.»

Ва ҳам дар ин муддат он чи аз ашёи ва ғаллаву[133] дона,[134] ки*'' фасод ва мизоҷи ў камтар роҳ ёфта буд, ба киштии худ мекашонидем ва низ киштии худро [ба фармудаи муаллим] бағоят истеҳком додем,[135] то вақти омадани он ҷонвар наздик шуд. Маллоҳ дар ин ҳол таъин намуд, ки:

«Ҳон, воқиф бошед ва чун он ҷонвар дар ин гирдоб қарор гирад ва баҳр аз шўриш фурў нишинад, шумо ҳар кадом аз ин занҷирҳоро ба мехҳо таълиқ дода, ба заврақҳо нишаста, бурда, ба ҳар узви ў*[136], ки[137] ворасид ба митрақа мезанед, то мустаҳкам шавад. Шояд ки баромадани кишти аз ин ғарқоби фано ва гирдоби бало бад-ин баҳона муяссар шавад. Ва чун аз ҳавошии ин гирдоб берун равем, он гоҳ занҷирҳоро бигсалонем ва киштиро ба ихтиёри худ биронем».

Ва мо дар ин вақт тадбири муаллимро фаҳмидем, ки чӣ мекунад ва чӣ мехоҳад. Ва дарозии занҷирҳо барои он ки то агар ин ҷонвар ба қаъри баҳр майл кунад, киштии мо ғарик[138] нагардад.

Ва билҷумла чун Офтоб ва Самтурраъс, ки аввали нуқтаи Ҷадӣ буд, расид, дар ин ҳангом шўриш ва талотуми баҳр зиёд мешуд. Ва мо киштии худро ба ҳимояти киштиҳои шикаста ниҳоят истеҳком додем, ки ба шўриши баҳр аз ҷо наравад. То он ки аломати расидани ин*'' ҷонвар мушоҳада мешуд ва жанҷҳо ҳамчу кўҳҳо ба ҳаво мерафт. Ва овози фашфаши баҳр ва талотуми об гўшро кар мекард ва зулмат ва бухори об ҳаворо фурў гирифт ва ҷаҳон музлам шуд. Ва киштии мо ҳамчу кафке бар рўи об меларзид ва шебу[139] боло мешуд ва мо ҳар кадом худойро ба номи бузург ёд карда, мутамассик ба урва ва сутунҳои киштӣ будем, то баъд аз як шабу як* рўз оби баҳр қарор гирифт ва ташхис мекардем,[140] ки*'' кўҳе мудаввар дар ин гирдоб ҳалқа карда ва он ҷонваре[141] нафасе бармеоварад ва бармекашид[142] ва ба ҳар нафаскашии[143] [у] оби баҳр ба қадри найзае фурў мерафт ва боз пур мешуд. Донистем, ки гирдоби бечора асари гирдоби даҳони ин ҷонвар аст.

---

130 А—занҷир
131 Б—киштиро
132 Б—барадурустӣ
133–134 Б—ғалладонае
135 АБ—расонидем
136–137 АБ—ки аз он ҷонвар
138 АБ—ғарқ
139 Б—нишебу
140 Б—кардем
141 АБ—ҷонвар
142 АБ—дармекашид
143 АБ—нафас кашидани

шаст[159] омада, бар кӯҳ[160] хӯрд, ки пора-пора шуд ва баъзе тахтаҳо ҳамроҳи занҷирҳо бо он ҷонвар аз назар ғоиб шуданд. Ва ман дар он ҳол аз ҳайли ҷон ба яке аз он заврақчаҳо[161] часпида будам ва ба ҳазор талоша ва таъаб худро ба рӯи баҳр гирифтам ва ба чанди тапиш худро ба домани кӯҳ кашидам ва соате беҳуш мондам. Ва аз рафиқо низ ду тани дигар бо заврақ ва тахтаи шикаста бо ман мулҳақ гаштанд.[163] Ва дигаронро надонистем, ки чи шуданд ва куҷо рафтанд.

Он гоҳ заврақҳои худро эҳтиёт намуда ба тафарруҷи кӯҳ баромадем ва[*] бисьёр мағора ва водии онро тайй[164] намудем, аз ҷинси ҳаёт ва наботот чизе мавҷуд набуд, илло ҷавоҳири обдор аз лаъл ва беҷода[*] ва зумурраду забарҷад ва лоҷуварду[*] алмос. Заминаш аз касрати ҷавоҳири рангин ҳамчу дашти сабзу хуррам ва гулҳои рангоранг ба назар дармеомад. Масоҳаташ тахминан[165] фарсанге дар фарсанг буд. Мағораҳо ва камарҳо ҳама мамлу аз ҷавоҳир, гӯи[166] токеро ба нақшу нигор кошин намудаанд[167] ва ҷое, ки селоб гузашта, ҷӯйҳо пур аз лаолии[168] шоҳвор шуда.[*] Ва дар ин маъдани ҷавоҳир ба қадри кӯзае ва[*] як газ ва[*] ду газ ба тӯлу умқ аз ҳар ҷинс мавҷуд буд.

Ва[*] ман ба иллати он ки дар амри ҷавоҳир вуқуфе доштам, то миқдори ҳашт пут аз забарҷоти онҳо бардоштам, [ки донае аз он ба панҷоҳ ҳазор динор меарзад][*] ва рафиқо ба воситаи адами вуқуф ва гаронборӣ, ҳар калом ба қадри он чи хушашон омад [ба бозича] бардоштанд.

Пас, аз он ҷо[169] ба ҷиҳати бебаргӣ ба истеъҷол доман рост карда ва [аз он чиз][*] чизе[170] хӯроки, ки дар анбон[171] доштем, бардошта[172], алалфавр дар баҳр нишастем, ҳамроҳи рафиқо пушт ба ҷануб рӯй ба шимол заврақ меронидем. Баъд аз ду рӯз ба соҳили дигар расидем, сабзу хуррам, ки асноф гиёҳҳои хушбӯй дошт ва беҳҳои ширин ва баъзе мағзҳо низ мавҷуд буд, ба захира бардошта боз дар баҳр даромадем.

Ва билҷумла баъд аз понздаҳ рӯз ва дидани аҷоиботи бисьёр ба соҳили Муҳит расидем. Рӯзе чанд иқомат намуда, баъд аз рафъи кӯфту таъаби баҳр, ман баъзе аз он ҷавоҳирро дар он ҷо ба байъ оварда, ба таҳияи асбоби тиҷорат ба замини Калкатта омадам ва дар ин ҷо сукунат ихтиёр намудам. Ва рафиқо низ ҳар калом ба маскани худ муроҷиат карданд. Ва бахши дигар аз он ҷавоҳирро ба панҷ ҳазор рупияи гуллор ибтиёъ намуда, ин ҳама асбобу амлок гирд овардам ва боз он ҷавоҳир ҳамчунон боқист. Ва ин ҳама сарвату иқтидори ман аз захоири он ҷавоҳири

159–160 АБ—шасту зарб бар кӯҳ омада
161–162 АБ—заврақча
163 Б—шуданд
164 Б—тай
165 Б—тахминан
166 Б—гӯё
167 Б—кардаанд
168 Б—оби зулол
169 Б—маҳал
170–171 Б—дар анбон хӯрокӣ
172 Б—ба қадре тановул намуда

самин аст. Ва дар тамоми замини Ҳинд туҷҷор аз қибали ман меравand ва меоянд.

Чун ин ҳикоят шунидам, донистам, ки чун фазли эзиди таоло шахсро дарёбад, ӯро ба баҳонае соҳиби сарват ва иқтидор мекунад ва он мавқуфи касбу тиҷорат набудааст. Ва агар дар аҷали мавъуд мӯҳлате бувад, шахс аз коми аждаҳо ва даҳони гирдоби ҷонфарсо раҳоӣ меёбад?

Пас, аз барои ҳусули мол ҷонканӣ ва дар бенавоӣ бетоқатӣ суд надиҳад. Ва дар таманнои умри дароз фарсудан ва номурда аз мурдан тарсидан фоида набахшад:

Ҷаҳди ризқ ар кунӣ в-ар накунӣ,
Бирасонад худои аззаваҷал
В-ар шавӣ дар даҳони шеру паланг,
Нахӯрандат магар ба рӯзи аҷал.

* * *

## ДАР ТАҲҚИҚИ ИШҚУ МУҲАББАТИ[1] ҲАҚИҚӢ ВА МАҶОЗӢ ВА ОДОБИ ИШҚБОЗӢ[2]

Яке аз дӯстон, ки дар маслаки виолу иттиҳод бо муҳаррири сутур дами муъофақат[3] ва мурофақат[4] мезад ва худ ошиқпешаю муҳаббатандеша буд, рӯзе дар боби ишқбозӣ ва [шеваи] ҷонгудозӣ шубаҳот ва эътирозот меовард, ки: «Охир ин шева аз калом қуввати табиат хезад ва кадом навъи он маҳмуд аст ва калом ҷинси он мазмум? Ва иллат чист, ки баъзе ашхос ҳеч аз ин сифат орӣ натавонанд шуд? Ва сабаб чи баъзе мутлақо бӯе аз ин маком набаранд[5] ва ҳеч [аз] ишқу муҳаббат [ҳабар] надоранд? Ва онон, ки дар ин варта қадам ниҳоданд, зиёнкору малум бошанд. Ва онон, ки дар канораанд, мақдӯҳ ва мазмум, то ки гуфтаанд: «Ҳар кӣ ишқу муҳаббат надоранд,[6] [агар ҳама ишқи маҷозӣ бошад], аз доираи одамият хориҷ ва[6—] соқит[6] аст ва дар мартабаи авоми к-ал-анъом дохил[7] ва нозил.[8]

Ва ин чӣ шугле аст, ки ҳар-кӣ бад-ӯ зад, дину дунё ба бод дод?

Ва ин чӣ хор аст, ки ҳар кӣ аз ӯ огиз шуд, дар мартабаи баҳоим афтод? Бо он ки ҳар ки дар ин води даромад, камтар солим баромад. [боз] аксари табоъ бад-он[9] моил аст. [Ва ҳар кӣ дар он сармоя андохт, охири кораш ба ҳусрону зиён анҷомид.] Ва[10] бисъёре замоир бар он машгуф.

Зобитае бояд, ки кас дар ин[11] маҳлака худро наяфканад. Қоидае, ки баъд аз гирифторӣ худро маҳлас диҳад».

—Гуфтам: «Ҳақиқати ишқу муҳаббат майли табъ аст ба мо—юлоими* худ. Ва ин аз қуввати шаҳавийя [ва ҷозибаи табиат] хезад. Ва ҳеч кас аз бани навъи инсон аз ин сифат холӣ набошанд.[12]

---

[1—2] АБ—муҳаббат ва одоби ишқбозӣ ва баёни ҳақиқати муҳаббати ҳақиқӣ ва маҷозӣ
[3—4] АБ—мусодақат ва эътиқод
[5] АБ—ба машома ҷони эшон нарасад
[6] АБ—надорад
[7—8] АБ—нозил ва дохил
[9] АБ—бад-ӯ
[10] АБ—боз
[11] Б—он
[12] АБ—набошад

гайи муқаддамот равад аз тўру тўбхона [кашидан] ва таҳийяи асбоби лашкаркашӣ ва сози силоҳу ҳарб,[58] чунон ки толибону[59] ошиқони[60] амру ҳукмро бад-инҳо эҳтиёҷ меафтад ва сарф карданн зару моли вофир. Ва бе ин асбоб мумкин нест, ки нуфус мусаххари эшон гардад.

Ва боз ин ғалабаю истило дар салотинро софию бе мунозеъ набошад, чи баъзе нуфус атвори эшонро написанданд агарчӣ мутеъ бувад дар зоҳир ва аммо дар ботин мухолиф бувад. Ба хилофи тариқи ишқу муҳаббат, ки ҳарду нафс, ба сабаби истило ба ҳамдигар розӣ ва хушнуд бошанд. Ва ҳар калом бад-ин қадар тасаллут мубоҳи ва муфохир. Ошиқ ба воситаи он ки маъшуқе дилнавоз дар канор дорад ва дилшод бошад, ки нафсе латифу назиф ва нафис мусаххару мунқоди ўст. Ва маъшуқ ба сабаби он ки шахсе амну[61] ғолиб[62] зердасту фармонбардори ў ва ба ҳама вожибу навоҳӣ мутеъ ва чокари дилхуш[63] дорад, чӣ ҳар нафсеро муяссар нест,[64] ки тасхири нуфус кунад ва бар ҳама қоҳир бошад.

Бинобар ин нафси ошиқу маъшуқ бад-ин қадар истилою ғалаба, филҷумла, биёромад ва аз хаячону тўғъёи сокин шавад. Ва миёни ошиқу маъшуқ ғалаба онро бувад, ки эҳтиёҷи ў ба тарафи дигар камтар бошад ва мағлуб он ки эҳтиёҷи бештар дорад.

[Он дўсти ман] гуфт: «Чун инбиоси ишқ аз қуввати шаҳавийя бошад, вақте ки ошиқу маъшуқ ба ҳамдигар восил шаванд, лошакк кор ба фасод кашад ва ба фиску фуҷур анҷомад ва ҳарду аз ҳалокшудагон бошанд. Ва ин пеша сахт пешаи мазмум бувад, на кори уқало, [пас, кадом навъи ў маҳмуд бошад?!] Ва ҳол он ки гуфт: «Он ки[65] на ишқу муҳаббат дорад, хориҷ аз доираи одамият аст.[66] Чорае бикунед, ки ҳеҷ кас дар ин водӣ қадам наниҳад ва аз муҷолисати хубон муҷтанибу муҳтариз бошад.

—Гуфтам: «Манъи нафс аз тариқи ишқварзӣ басе[67] душвор бувад, магар ба мавонеи [ҷибиллӣ. Ва] ононе, ки аз ин маразъ саломатӣ доранд ва аз муҳаббатварзӣ фароғат, яке аз заъфи қуввати шаҳавӣ аст, ки[*] шавқи эшон ба мо-дуни ин сифат қасру[68] қаср[69] ёфтааст ва мо-юлоиму[*] хуаро ба ғайри ин [шева] ёфта. Дигар, шарму ҳаёи муфрит, ки монеъи изҳори матлабу мақсад шуда,[70] чи рафтан дар ин роҳ[71] чуз ба бебоқӣ ва беситрӣ сипарӣ нашавад. Дигар, хиссату имсок ва ҳирси [ҷамъи] мол, ки равиши роҳи муҳаббат ба бухлу имсок ҳеҷ ошноӣ надорад ва гузориши саранҷоми он бе ихроҷоту исроф мумкин набошад. Дигар, баладату сафоҳати ҷибиллӣ, ки мард ҳамчу ҳайвоноти уҷм бизан-

---

[58] АБ—асвар
[59—60] АБ—ошиқу толиби
[61—62] АБ—чорасозу
[63] АБ—ба хидмат қоим
[64] АБ—набувад
[65—66] АБ—Нагарад ба илова
[67] Б—бисьёр
[68—69] АБ—қасру қаср
[70] АБ—бошад
[71] АБ—маслак

яд[72] [ва ба тарики маҷонину маҷолиб зиндагонӣ намояд.] Тайи муаддамот ва ҳалли ишколоти ин максадро аклу хирад бояд.

Пас, агар нек дарингарӣ, асли ишку муҳаббат аз ихтилот бо ҳалқ нисьён[73] кунад ва баъд аз ихтилот лобуд садди роҳи ҳавосе номумкин бошад. Ва чун роҳи ҳавос кушода бувад, чашмҳою дилҳо мо-юлоими худро ҷӯё бошад:

Хоҳӣ, ки ба кас дил надиҳӣ, дида бубанд.

Оре, аз ин пеша иҷтиноб муяссар мешавад, агар низиао ва узлатро ихтиёр кунад. Дар ин сурат садди роҳи ҳавосе мумкин мегардад, лекин ба муфоди «ло-раҳбонията фи-л-исломи⁺» инкитоъ ва гӯшагирӣ аз абнои ҷинс дуруст наёяд, магар ба шурут, то роҳи муованату ҳикмати тамаддуну манзилиро муроот карда бувад ва ба насси «таъованӯ ала-л-бирри ва-т-таквоʹ⁺» амал намуда.

Ва бояд, ки ионати халк ба тарики некӯӣ ва парҳезгорӣ бошад. Ва муованат бе ихтилот суратпазир набувад ва ихтилот бе муҳаббат мутасаввар нагардад. Пас, муҳаббате, ки муфзӣ[74] ба фасод шавад, хилофи маслаҳати тамаддун бошад. Ва майле, ки дар амри ғайримашрӯъ[75] сарф гардад, албатта, нафсро халок гардонад:[76]

Рӯбоҳбачча бо модар гуфт: «Маро ҳилае биёмӯз, ки чун ба кашокаши саг дармонам, раҳоӣ ёбам».—Гуфт: «Онро ҳила фаровон аст. Беҳтарин ҳилаҳо он аст, ки беҳтари*— он он аст, ки* дар хонаи худ нишинӣ, на ӯ туро бинад ва на ту ӯро бинӣ».

[Аммо ишқ чун ба маонӣ тааллуқ гирад, маҳмуд бувад чун дарьёфти ҳақоиқи умур ва майл ба улуму маориф ва шавки руҷӯъ ба мабдаъ. Чун ишқ ба сурат тааллук гирад ва аз мазаммату кудурат холӣ набошад, лоакал аз маломату шамотат ногузир бувад.]

Пас, аз ин муқаддима муқаррар шуд, ки то расми таовун малҳуз аст,[77] ихтилот[78] бошад[79] ва бо[80] ихтилот аз ишку ошиқӣ ногузир.[81] Ва баъд аз таҳқиқи ишку муҳаббат аз фасоду фиск чора[82] набошад, «илло-мо-исмуллоҳ⁺». Оре, агар қонди азалӣ мӯин бошад, тавонад, ки худро нигоҳ дорад, ё он ки тарафайн аз аҳли риёзат бошанд ва хӯрду хоб кам доранд,[83] мумкин аст, ки сабр оранд, балки он ки хӯрду хоб кам кунад, аз ӯ мутлако майли ишқбозӣ наёяд. Балки агар нек тааммуқ кунӣ, асли ҳама маилҳо аз давоии хӯрду хоб нашъён кунад, чи хӯрд бе дастгоҳи во-

---

[72] АБ—зист кунад
[73] АБ—нашъён
[74] Б—мунказӣ
[75] АБ—ғайришаръ
[76] Б—кунад
[77] АБ—бувад
[78–79] АБ—аз ихтилоти сувар чора набошад
[80] АБ—ба
[81] Б—гурез* набувад; * А—гузир
[82] А—камтар
[83] Б—кунанд

фӣ муяссар нашавад ва хоб бе фароғати кулли тахсил[84] нагардад.[85] Ин ду мартаба асбобу адавоти беадаларо[86] мехоҳад. Аз ин ҷиҳат ҷаҳондори ҳаким таоло ва таҳаддус шаҳвати аклу шурб бар олами ниҳод, то боиси тараддуди ӯ шавад дар ободии ҷаҳон, ки[87] тараддуду талоши ҳамекунад, то ваҷҳи моши тахсил кунад ва неку бихӯраду хуш бипӯшад ва бихусбад. Ва чун бихӯрад, пас аз ҳазми чаҳоруми шаҳвати никоҳ биҷунбад, пас дар тараддуди ҳалли даъвати маҳӣ тараддуд ҳамеорад,—ба ваҷҳи шаръ ҷаи бояд ва ҷиҳози хона ва ходиму хидматгор ва боғу бӯстон ва иморату тиҷорат ва зироат. Ва ба ваҷҳи ғайришаръ-ҷамъоварии содалавахон ва мутрибу муғанни ва нуклу кабоб ва маю рубоби ло-ило ғайр-ин-ниҳоят*, то он ки нафси худро дар таҳияи асбоби ин ду роҳ ҳалок гардонад. Ва агар ӯро осоиш даст диҳад ҳам, дар ҷаҳаннам бошад, зероки дарафтан дар ин ду роҳ рӯи [ӯ] ба ғайр аст ва аз маслаҳати офариниш канораҷӯ аст:

[Мусарраъ]

Тарсам, нараси ба Каъба, эй аъробӣ,
К-ин роҳ, ки ту меравӣ ба Туркистон аст

Зероки ҳикмат маҳз дар хилқати ӯ иллати «лиякъбудӯна» бувад, вай бар «лияъкулуна» ва ли-яшрубӯна* оварад. Ва аз ин миён он киро[88] хоҳанд,[89] [ба тавба ва иноват] баргузинанд ва он киро[90] нахоҳанд, барои кишоварзию ободии ҷаҳон бигузоранд:

То ӯ киро хоҳаду майлаш ба кӣ бошад

Пас, муҳаққақ шуд, ки дар роҳи ишқбозӣ ва муҳаббатпешагӣ аз фасоду[91] фиск[92] иҷтиноб мутаассир афтад. Ва баъд аз он ки дар ин варта афтад, илоҷи ин ғайр аз тавбаю иноват ва истиғфор набувад. Ва нагузорад, ки руҷӯъ ва надомат [ва истиғфор] ба соати дуюм таъхир ёбад ба мӯҷиби «ат-тоибу мин-аз-занби ка-ман ло занба лаҳу*». Шояд ки таддорук афтад ин ба ваъдаи «ва ман яъмалу сӯан ва юзлиму нафсаҳу сумма ястағфир-ул-лоҳа яҷид-ул- лоҳа ғафуран раҳиман*», бувад ки ба фалоҳу наҷот бирасад:

[Байт

Маъсият саҳл аст, Нозим, нопушаймонӣ балост,
Тавба гар бошад, намонад гардани тақсир каҷ.]
Ту саъе кун, ки дар доми наафтӣ,
Чу афтодӣ ҷиҳилаи маслаҳат нест

Ва аммо мухолафату мувофақат, ки миёни тарафайни муҳиббу маҳбуб меафтад, мувофақат аз мушокала ва мумосалаи

84—85 АБ—ба кусул нашуд
86 АБ—беҳинҳоятро
87 АБ—ва
88 Б—онеро, ки
89 АБ—бихоҳанд
90 Б—онеро, ки
91—92 АБ—фиску фасод

Қуввати табиати ҳарду бувад. Ва[93] мухолафат аз адами он ношӣ шавад, яъне мухолафат аз он бувад, ки қуввати шаҳвонийя[94] дар яке ба эътидол бувад ва дар дигаре ба ифрот ё тафрит, то* охири кор ба мухолафат ва низоъ кашад. Ва иттифоқ дар сурати мувофақати мизоҷ бувад дар қуввати шаҳвонийя, ки ҳарду ба эътидол қариб бошад, ё ҳарду ба ифроту тафрит.* Ва гоҳо ба авориза хориҷӣ [низ] муҳаббат ба зиён равад, чун заволи ҳусн ба сабаби гузаштани синни ҷавонӣ, ё амрози баданӣ, бад-ин иллат давоъи талаб аз ҳарду тараф кам шавад.

Пас, агар силсилаи итоату никиёд аз ҳарду тараф дароз бошад ва молу ҷон дар миён [мабзул] доранд, ҳеҷ вақт ин нисбат бурида нагардад ва то марг боқӣ бувад [ва ба заволи ғараз зоил нашавад.]

Ва[95] агар[96] дар тариқи муомалаи дўстӣ[97] музояқа раво доранд, ба қадри каме дўстии эшон нуқсон пазирад.

[Он дўсти ман] гуфт: «Ин муқаддимот, ки дар ҳақиқати ишқу муҳаббат таҳрир додӣ, мусаллам аст. Аммо баргў, ки марди ишқпеша маъшуқ аз куҷо талабад ва бо кӣ ишқ варзад? Ва ўро дар ин роҳ, ки меравад аз силоҳу асбоб чӣ бояд, то саломат берун ояд? Ва маъшуқро кадом хислат аз лавозим, ки дилдори ошиқ тавонад кард ва муросою мудоро тавонад намуд?»

—Гуфтам: [«Дар роҳи ишқварзӣ саломатӣ набувад, илло маломат. Ғоят он ки агар ақл ба кор барад, бисёр зиёнзада нашавад ва] ҳукамо дар асбоби роҳи таваллуд ва муҳаббат шартҳониҳодаанд [ва муроoти он ҳама аз лавозим не будааст]. Аммо шарти аъзаму ақдами он* он аст, ки марди ишқпешаро зар бояд ва ҳиммати олӣ, ки зару хок назди ў як сон бошад, то агар маъшуқ сар хоҳад, филҳол, ба даст барканад ва дар назди маъшуқ ниҳад, то дили маҳбубро ба зару инъом ва эҳсон сайд тавонад кард:

[Фард]

Ҳаркӣ зар дид, сар фуруд орад,
Дар таризуи оҳанинашуш аст.

Дигар [шарт аст, ки ошиқ] марде донишманд бувад ва аз ҳама улуму фунун бохабар, хосса, илми[98] тағаннӣ ва алҳон ва[99] қисасу таворих ва мусаввирӣ ва наққошӣ ва заргарию хайётӣ ва хаттотӣ,[100] ки агар [дар сурат, ки]* маъшуқ майл ба[101] ҳунар[102] дорад, меомўзад ва* ба хидматаш қиём менамояд,* ё назди кўфтагии дилдор ба базлҳои ширин ва ҳикоятҳои рангин ва нуқтаҳои

93—94 АБ—Нигаред ба илова
95—96 АБ—аммо
97 АБ—дўстӣ агар
98 АБ—улуми
99—100 АБ—ва заргарию хайётӣ ва наққошию мусаввирӣ
101—102 Б—бештар

Дигар, шарт аст, ки маҳбуб[119] ба балоғат расида бувад ва тамизи неку бад карда, чи:

[Байт]

Маъшуқи хурдсол надонад тариқи ишқ,
То ғунча нашкуфад, ба касе бӯ намедиҳад.

Пас, агар касе маъшуқи хурдсол дорад, то ҳадди булуғ аз ӯ таваққӯъи дӯстӣ накунад ва нуқсону ҷароими ӯро муоф дорад ва насиҳату таълим ҳамедиҳад ва одоб, ки мурооти он ба турф[120] ошиқу маъшуқ[121] лозим аст:

Яке он ки ҳатталимкон дар кӯчаю бозор ва ҳар тараф чашм фароз надорад, то дил ба ҳар тарафе майлон наёрад.[122] Ва агар[123] ин натавонад[124], бояд ки ба яке аз маъшуқ[125] қаноат кунад,[126] [яъне як ошиқу як маъшуқ] ки теъдоди он дар дину дунё халале куллӣ орад ва сармояи ҳеҷ касбу дахл бад-он кифоят накунад.

Ва чун дил ба касе майлон кунад, аввало ахлоқи ӯ бисанҷад ва бубинад, ки муҳаббат бо ӯ ба саранҷом мерасад, ё на ва аз ӯҳдаи кафофу бозхости маъшуқ мебарояд, ё на, пас ба ӯ дилбастагӣ кунад. Ва чун муддати дилдориву дилбастагӣ ба охир расад, онгоҳ талаби дигарӣ кунад. Ва ҳамчунин маъшуқ низ чун ба туғъёни ҳусн дояи дилбарӣ дорад ,ба як ошиқ иктифо кунад. Ва агар харидорон бисёранд, то се тан ихтиёр кунад ва ба зиёда толиб нашавад ва тан дарнадиҳад, ки маломати ноҳидӣ ва манзурӣ ҳар чӣ камтар беҳтар, ки вақте ояд, ки мӯҷиби хиҷолат гардад, масалан, агар* ба ҷоҳу мукнате бузург расад, таҳқираш кунанд ва дар назарҳо башукӯҳ нанамояд ва он мартабаро лоиқ ба ҳоли ӯ надонанд ва амру ҳукмаш дар замирҳо нофиз наёяд.

Ва агар ошиқ кам дорад, бувад, ки дар ин вақт онҳо набошанд ва агар бошанд ҳам, аксаре надонанд. Ва бояд ки аввал ҳама харидоронро[127] ягон-ягон бисанҷад ва ба шифоқ муомала кунад ва ахлоқи ҳар кадомро бидонад ва ташхис кунад, ки аз он мард ки миқдор манфаат дар аҷалу оҷил мутасаввир аст аз мол ва илму ҳунар—кадом[128] ки[129] мувофиқи табъи ӯ ояд, онро ба дӯстӣ гузинад. Ва бидонад, ки ҳар яке аз толибон назди ӯ худро дар мол Қоруне+ адд кунанд ва дар илм Буалӣ+ ва Фа-

[119] АБ—маъшуқ
[120] Б—тарифи
[121] Б—маъшуқро
[122] Б—наёварад
[123]—[124] АБ—ҳар кадом
[125] АБ—дӯст
[126] АБ—кунанд
[127] АБ—харидорон
[128]—[129] АБ—ки кадом

да карда ва ин шеваро касби худ намудаанд, албатта мӯхтариз ва мучтаниб бошад, ки аввал кори ӯ ба бесаранчомӣ кашад* ва ба бадномӣ онҷа кунад. Чи шавоҳиде, ки дар бозорҳо нишинанд, ё дар гармобаҳо ба кори даллокӣ қиём доранд, ҳифзу мачолашон набошад. Агар ба муқтазои хотири онҳо равад, суд ва сармоя дар сари кори онҳо талаф шавад. Ва агар ба ваъдаю фиреб муомала кунад, ба ҳар кӣ вохӯранд, сирри ӯро дар миён ниҳанд, ашкариб дар мобайни халқ тӯҳматзада ва матъун гардад, ки дар тамоми умр тадорук натавонад кард.

Пас, агар ба хоҳиши нафси аммора равад, вай ба ҷое такаррур надорад ва дар ҳеч поя қаноат накунад [ва бонги нафири «ҳал-мин мазид»*, ҳар замон ба гӯши ҳирси ӯ мезанад.] Ва ҳамеша аз ин ба он ва аз он ба вай майл орад. Агар мувофиқи хоҳиши ҳар кадом сулук кунад, Ҳеч мол [ва] касб ва ирсу давлати Қорун* бад-он мусоадат накунад[136] ва доим дар ранчу ғам гирифторояд.

Ва ҳол он ки матлаб аз қиём ба давоии нафс беғамию хотирмашғулист[137] ба тарики мурод. Ва ин[138] бад-ин шева ба даст[139] наёяд[140]. Чи агар имшаб маъшуқе ба панч дирам аз бозор овардааст, фардо бишнавад, ки он маъшукро[141] дигарӣ ба ду дирам ба зер оварда,[142] талхком шавад, хосса бидонад, ки он шахс дуни ӯ бошад.

Пас, агар ба ваъдаю фиреб нарди ишқ бозад, чун бо ду-се маъшуқ ғадру макр оварад, бувад, ки ҳама гулрӯёни шаҳр бишунаванд, дигар ба фиреби ӯ мафтун нагарданд.

Ва пас аз он ба ҳар кӣ толиб шавад, радд[143] кунанд ва ӯро дар маҳалли одамият насанҷанд.

Пас, сабили ишқу муҳаббат он аст,[144] ҳар кадом аз муҳиббу маҳбуб сӯҳбати ҳамдигарро толиб бошанд ва ғаразӣ дуньявӣ дар миён[145] набувад ва агар бошад, худ биттабъ ҳосил ояд, чи баъд аз он ки муҳаббат устувор гардад, ошиқи бечора «сар[146] дар каф, зар дар табақ[147] пеш ояд. Ва бояд, ки дӯсти манзур бувад ва рафоқат. Ва ифсод, ки[148] вокеъ шавад, биттабъ бувад.[149] Ва ҳарду биттабъ мутанаффир бошанд, то*- тавбат* ва инобати тадоруки он тавонад кард ва он аз камоли шавқи муфрит нашъёи карда бувад, ки беихтиёр аз ҳар[150] тарафи[151] ӯ сар барзанад. Ва чун хушьёр шаванд, боз нодиму пушаймон бошанд.

---

[136] АБ—нанамояд
[137] АБ—хотирмашғулӣ бошад
[138] АБ—он
[139–140] АБ—тахсил нашавад
[141] АБ—махбубро
[142] АБ—овардааст
[143] АБ—раддаш
[144] АБ—бувад
[145] Б—матлуб; А—манзур
[146–147] АБ—зар дар табақу сар дар каф
[148] АБ—агар
[149] АБ—бошад
[150–151] АБ—ҳарду тараф

Ва он ки майл ба бозорӣ дорад, мақсуди аввалини ӯ нафсид аст ва дӯсти манзур не. Ва ин мӯъфаи ба ҳолоти ишқу дунё менамо-вад ва аз маҷориҷи маҳталиҳ[152] ӯ[153] эҳтироз бояд намуд. Ва ошиқ—ро бояд, ки дар ҳузури маъшуқ ҳусну ҷамоли дигаре аз дилрабоёнро таърифу тавсиф нафармояд ва хулқу дилҷӯии эшонро таҳрир накунад, илло барои таълим, ва он қадар, ки маъшуқро ранҷ ояд, балки ғарази ӯ он бувад, ки маҳбуб он шеваро бинавозад, чи ҳамчунон ки муҳиббро рашку ғайрат аст, маҳбубро зиёдтар бошад, зероки шеву фурутанӣ ва хушомаду нармзабонӣ ба ҳама ашхоси инсонӣ мулоими табъ аст. Ва истиғноъ ва беилтифотию дуруштӣ ва дуруштгӯӣ ба ҳар кас мунофири майл. Хубон аз ҷиҳати ландағии ҳусн ва ваҳдати ҷавонӣ ба ин шева беш-тар майл доранд, то ки таарруъ ва тазаллули [ошиқ] эшонро ба қайди тасхиру итоат мекашад. Агар донанд, ки ошиқ майл ба дигаре оварда, гумон оинадшон, ки он таарруъ ва тазаллули ӯ] кам шавад ва истиғноъ орад ва тоату фармонгузорӣ[154], ки пеш дошт, баъд аз ин накунад, ё ҳиҷолат оядашон, ки «ҳоло шева аз мо нописанди [табъи] ӯ аст,[155] [ки дигарро бар мо гузида], ё нуқсоне дар ин ҷамол ҳаст ва ӯро не, ки ӯро бар мо тарҷеҳ ме-ниҳад?!» Пас, дар қоидаи ниҳоди ҳарду халал афтад ва сӯҳбат бемалол ба интиҳо нарасад ва бошад ки ба ҷудоӣ анҷомад. Ё маъшуқ низ ошиқи дигарро бар ӯ тарҷеҳ ниҳад. Пас, агар маъшуқ ба синни охири дилбарӣ расида бувад, валекин ба ошиқи хеш[156] дилбаста бувад, ба нахве, ки дар ҳарду ваҳм афтад, ки «дарег, синни ҷавонӣ ба охир расида ва ин мард аз ман хоҳад бурид ва дигарро бар ман хоҳад гузид ва ин тазаллулу таарруъ, ки бо ман дошт, ба дигаре хоҳад кард.»

Дар ин сурат агар ошиқ маъшуқеро биситонад, ки аз ақрабои ӯ бошад, ё аз мустанадони ӯ, ки бе тавассути ӯ он маъшуқ балки маъшуқ[157] тан дарнамедиҳад, бояд ки маъшуқи қадим дар ин сурат рашку ғайрат набарад [ва тарки ҷудоӣ наандешад.] Чи ғарази ошиқ аз тайи ин муқаддима ин бувад, ки ту хотир паронда-да макун ва андеша мадор, «ки фалонӣ ба ҷои ту ҳамин аст ва ошиқони ӯ бе воситаи ту мутааззир. Ва чун ӯ дар ин миён бошад, маро аз бандагии ту гузиру чора набувад». Агар дар ин муқаддима дили маъшуқ ором нагирад, ду-се имтиҳон кунад, балки[158] агар [ошиқ] ин сухан ба дурӯғи макр гӯяд,[159] алалфаур дар феълу қавл ва[**] амалиҳ* ӯ худ ба худ тафовут зоҳир шавад. Онгоҳ ошиқ дар мазҳаби муҳаббат маъзулу марзул бувад ва маъшуқ мухтор бувад[160] дар қатъу манъ. Ва ҳамчунин агар маъшуқ аввал аз дилбарӣ бар карона ояд ва толиби салоҳу садод шавад

---

152 АБ—ҳадолиди
153 АБ—он
154 Б—фармонбардорӣ
155 АБ—омада
156 Б—худ
157 АБ—ошиқ
158 АБ—пас
159 АБ—мегӯяд
160 АБ—бошад

Оре, агар[199] назар[200] ба асли кор бошад,[201] ба ғайри хок шудан, ҳарчи ҳаст, беҳудаист.

Ва баъд аз он ки банда рӯй бо халқ дорад, даъвии покӣ [ва тақвои] муҷаррад, пиндору ғурур бошад:

[Байт]

Покдомани чун занад, бечорае
Уфтода то гиребон дар палид.

Бароат аз исаму исьён [канорачӯй аз диёну хусрон][202] агар муяссар шавад, аҳли фақру таҷридросту бас, ғайри[203] эшон агар даъво кунад[204] онро зӯҳди хушк гӯянд, чун кофир муфлис бувад, на дунё, на дин. Тамм, тамм. [Ва маънии «ҳадис-ад-дунё, сиҷн-ул-муъминин ва ҷаннат-ул-кофирин», эътиқоди авом он аст, ки кофирон дар дунё бисёр осуда ва беғаманд ва сахт мутараффиҳ ва мутанаъим. Инчунин нест.

Дар ин боб он чӣ аз рафоҳияти куффор ба назар даромада буд ва кудурати эшон мушоҳада шуда, ба тариқи ҳикоят тақрир меравад.]

---

199—200 А — назар агар
201 АБ — дорӣ
202 А — [illegible] фитода
203—204 АБ — [illegible]

# ДАР [ТАҲҚИҚИ] ОДОБИ НИКОҲ ВА[1] [ВАҶҲИ]'' ХУСУМАТИ МОДАРШӮ [ВА ШАРОИТИ ТАЗАВВУҶ]»

Яке аз аҳиббо, ки солики роҳи таҷрид буд ва толиби болаи[2] тафрид ва аз қайди издивоҷ ва*- таъаллуқ*'' канора меҷуст, рӯзе ба воситаи муҳаррики қазо дар боби ихтилот ва имтизоҷ ва ихтиёри зан аз муҳаррири сутур истихораю истишора мехост. Ва аз [қайди] фавоид ва офоти никоҳ набзи машрӯҳ металабид, ки агар*'' дар ин маънӣ сафҳае тасвир созӣ, дастурулъамали абнои рӯзгор бошад; чи дар мутуни кутуби шариат, ахбору аҳодиси мухталиф дар мадҳу замми касоне, ки дар ин амр иқдом намуданд ва ононе, ки инкор фармуданд,[3] ворид аст. Ва агар ин мо-омира биҳи фӣ-нафсиҳи+» мустаҳсан аст, сабаб чӣ будааст, ки ҳеч як аз уқало ба ҳусни занон эътироф накардаанд ва дафтарҳою авроқҳо дар мазаммати онҳо сиёҳ гардонида? Ва он чи ба нудрат дар хубии онҳо ҳикояте овардаанд, мӯътадун биҳо+» набуда ва низ бар нодир иҷрои ҳукм натавон кард.

Басо шеронро дидем, ки аз нохунашон хун мечакид, аз ин маърака ба шакли рӯбоҳи муҷарраб зоҳир гаштанд. Ва бисьёр забоноварон, ки дар ин варта фурӯ шуданд, гунгу лол берун омаданд. Охир он чӣ саробӣ беобу гирдоби гиларанг ноёб аст, ки кас аз ҳақиқати он хабар намедиҳад. Ва аз ҳар кас, ки мубошир ин маънӣ[4] шуда, агар суол кунӣ,[5] мегӯяд, [ки:

[Мусарраъ]

Ҳалвон] бодиёнӣ то нахӯрӣ, надонӣ,
Занҷи ин май нанӯшӣ, ба худо, то начашӣ.

Ва аз ҳамгинону ақрон, ки ба шавқу талаб ихтиёри таъаллуқ намуданд, то соле осори баҳҷату анвори*'' масаррат аз атворашон лоеҳ гашта ,ба ҳар кӣ мерасиданд, тарғиб мефармуданд ва таассуф[6] [бар] айёми «мофота+» мехӯрданд. Ва баъд аз соле дида мешуд, ки чун гурбаи зол ва кӯчаҳо хазида мерафтанд ва қуввату қудрати мулоқоту такаллум надоштанд.

---

[1] Б—беақлии занон ва
[2] АБ—бодиён
[3] Б—фармудаанд
[4] АБ—амр
[5] АБ—мекунам
[6] Б—мутаассуф

Ту, ки машрабе васеъ дорӣ ва дар идроки ҳақоиқи умур по-
ни рафеъ, худоро, ба муқаддамоти ақлию нақлӣ шубаҳоту муғ-
лақоти[7] ин масъала аз дилам бардор[8] ва ба нохуни уқдакушой
парда аз рӯи ин тилисм баркушой,[9] то даст бар дилу пой дар гил
намонам ва ҳамчу он тасвири марди кадхудо санг бар сар набо-
шам.

—Гуфтам: «Он чӣ сурат будааст ва бар чӣ кайфият?»

—Гуфт:[10] «Яке аз сайёҳон хабарам дод, ки дар Хито ба му-
саввирхона будам, дидам дар қитъае ҳарири бузург рассомони
нодиракор се сурат кашидаанд, ки гӯё зиндаанд: Яке марде сар
ба зону мутафаккир[*] нишаста, дигар марде бар даст гӯё бар[11]
сар мезанад, дигаре марде аст мубтаҳиҷ, даст бар ҳаво ва пой
мекӯбад, гӯё рақс мекунад. Ва ба[12] тахти ҳар кадом хутут набиш-
та[13]. Аз вай пурсидам, ки «ин чӣ сурат аст ва аз кист ва [кай-
фияту][*] ихтилофи навъу ҳайат ба сабаби чӣ?»—Гуфт: «Ҳукамои
Хито[14] хулосаи аҳволи марди кадхудоро бад-ин суратҳо боз[*]
намудаанд. Чун дидаанд, ки тафсили сафоҳат ва зиштхӯии за-
нон ва бад-он мартаба аст, ки ба авроқи лайлу наҳор гунҷад ва
ба дафтарҳо мураттаб карда онд, асароти онро дар чеҳраҳои су-
рати мардон иктисоф дода,[15] то ҳар касе аз он ибрат гирад ва
доништа дар ин варта қадам наҳад, ки мунҷар ба қаъри ҷаҳим
аст ва азобаш сахт алим ва ҷасим ва бидонад, ки «ин дона дале-
ли анбор аст ва ин қатра аз баҳри заххор.»

Тасвири аввал, сурати мардест муҷаррад,[16] ки[17] тасаввури
таъаллуқ дорад ва ҳанӯз мубошир нашуда, губори ғам бар сару
рӯяш нишастааст. Дуввуми, шахсест ба қайди зан пойбанда[18] шу-
да ва ҷон ба ханҷар[19] расида ва пушаймон гашта, роҳи махлас
намедонад ва санги надомат бар сар дорад. Сеюми, аз ҳабси та-
аййуди зан растааст ба талоқ ё ба марг, шодӣ мекунаду пой ме-
кӯбад, ки [алҳақ] аз бало растаам.

—Гуфтам: «Алҳақ, таҳқиқ ин аст ва муомала ҳамин. Ва ил-
тизоми амри издивоҷ бе иртикоби таабу кулфат ва ғаму надомат
сурат набандад [ва][*] сояри халқро, магар салотин, ки занон зинна-
ти ҳукми ҷавори доранд, балки зинон[20] низ аз таҳаммули ранҷи
беақлии занон чора надоранд.[21] Чунон ки Абдулло бинни Ҷаъфа-
ри Тайёр[*] гуфт: «Навбате ба манзили Муъвия,[*] разиллоҳу ан-

---

[7] Б—мутаалиқот
[8] АБ—бикидоф
[9] Б—бардор
[10] Б—гуфт, ҳикоят
[11] АБ—ба
[12] Б—бар
[13] Б—нависштаанд; А—навишта
[14] Б—Хитой
[15] АБ—додаанд
[16—17] АБ—ки муҷаррад
[18] АБ—пойбанд
[19] Б—ханҷара
[20] АБ—зинонро
[21] АБ—набошад

ҳу, рафтам. Чун ӯ дар ҳарам буд, лаҳзае таваққуф кардам, то беруи омад гиребони даридаву мӯи жӯлида. Чун маро дид, хиҷил шуд ва осори тағайюр дар башараи ӯ[22] зоҳир гашт, мубосата намудам ва гуфтам: «Медонам, ки сабаби ин ҳоли халифа аз чист, магар аҳли ҳарам туро бо канизе[23] дидаанд ва бо ин сафоҳат мубодират намуда? Маро низ чунин ҳоле пеш омадааст».— Бихандиду гуфт: «Ҳикоят кун».

—Гуфтам: «Шабе бо канизаке ваъда карда будам, ки «шаб назди ту хоҳам омад.» Чун нимшаб шуд, ба хотирам омад, ки завҷаам ба хоб рафта. Бархоста, мутаваҷҷеҳи хонаи канизак шудам, иттифоқо зани ман бедор буда. Бархост ва аз ақиби ман равон шуда. Чун аз омадани ӯ иттилоъ ёфтам, роҳ бигардонидам ва ба ҷониби тавила шитофтам. Ва чун ба ғоят тарсида будам ва саросемаю музтариб гашта ,бар шутуре гаргин, ки равғани бар ӯ молида буданд, савор шудам ва онро барангехтам. Ҳамон лаҳза зан даррасид ва маро аз шутур фурӯ кашид ва гиребонам дариду гуфт: «Эй фосиқ, мехостӣ, ки бо канизак равӣ ва бар ӯ савор шавӣ, бар[24] ғалат бар шутур менишинӣ! Ва шадо ин ҳаракати ту бо афъоли уқало чӣ нисбат дорад?!» Ва наълайн аз по беруи оварду чандон бар сару рӯям лат кард, ки маҷрӯҳ шудам. Бо худ мегуфтам[25]: «Ҳукамо гуфтаанд: «Мардуми каримунафс забуни занон бошанд ва эшон занфунинафс ва нокисулақл[26]», саловор он кӣ сафоҳати эшонро ба ҳилму афв муқобала намоям ва ӯро ҳеҷ намегуфтам.» Муовия, разиаллоҳу анҳу, бисьёр бихандид ва ба ҳарам рафт ва занро узрхоҳӣ кард ва ҳикояти маро тақрир намуд.

Чун ба хона расидам ,ду канизак дидам*" Ҳар як бадрае зар дар табақе ниҳода,[27] даромаданд ва гуфтанд: «Бонуи малик туро салом мерасонад ва мегӯяд, ба сабаби сухани ту халифа аз ҷаримаи мо даргузашт ва ин мужди қалами туст.»

Ва чун занон аз мабдаи хилқат занфмизоҷу нокисулмоддаанд ва мардон кавиулмизоҷу комилулмавода, фалоҷарам, занон дар суҳбати мардон мубтаҳиҷу масрур бошанд ва мунтафеъ ва мардон [дар маҷлиси эшон] малулу заиф ва мутазаррир гарданд, чунки табъи* зукурат гармтар аст ва он саъду улвӣ ва мохияти унусат сарди ёбис ва ин наҳсу суфлӣ.

Ҳакими мутлақи таоло ва тақаддус ин ду табъро ба ҳамдигар муқобил офарид: улвии саъд аз рӯи қадри баланд мубоҳӣ ва муфохир ва аз ваҷҳи* тақобули наҳс мудом дар ранҷ бошад, ва суфлии наҳс аз ҷиҳати[28] пастии манзалат ҳамеша дар кулфат буда, ба сабаби мувоҷаҳати саъд давом дар роҳат бошад. Чи сифати улуа аз зоти саъд омада, роҳате ба нисбати ӯ мутасаввир нест ғайр аз ранги муқобалаи наҳс. Ва аммо суфлӣ ба зот наҳс

---

[22] АБ—мубораваш
[23] Б—канизаке
[24] Б—ба
[25] АБ—гуфтам
[26] АБ—нокисулақлонанд
[27] Б—ниҳодаанд
[28] Б—рӯи

аст ва роҳат ҳама бад-ӯ онд аст аз ҷиҳати мунозаҳати саъд. Гӯё саъди улвӣ мегӯяд: «Ман ба ту маҳмулам», Наҳси суфлӣ мегӯяд: «Ман бо ту ҳомилам». Ва ин ду ҳамеша забуни ҳамдигарро[29] мехоҳанд, чунки ба ҳамдигар зиддонанд. Хоҳиши яке бар ҳаққ бувад*— ва*'' дигаре бар* ботил; даъвои суфлӣ барои истило аз нуқсони фитрат аст ва муҷарради гумону орзӯ бувад, зероки суфлӣ ба ҷои улвӣ қарор натавонад гирифт. Пас, самараи ин даъво ҷуз хусумат ва ғавғо беш набувад[30]. Ва дар ҷое, ки ду табъ ба ҳамдигар «мин кулли вуҷуҳин+» зиддон бошанд, рафоқату улфат сурат набандад ва осоишу роҳат мутаҳаййил нагардад. Ва имтизоҷи суварӣ ва издивоҷи зоҳирӣ аз таҳлити таркиб аст, ки ба воситаи мумозаҷати аносир дар ин ду ҷавҳар ҳодис гашта ва он сабаби муқорана ва иттиҳоди зоҳирӣ шуда, то нагӯӣ, ки: «аз-зиддони ло-яҷтамиони+»:

[Рубой]

Ин халқ, ки дарҳам асту[31] аҷзои ҳама,
Ҳарчанд оғӯши ҳам бувад ҷои ҳама,
Биттабъ ба ҳам чу тавъами бодомонд,
К-аз якдигар аст дур аҷзои ҳама.

Пас, мувофақат ва мурофақат, ки миёни занону шавҳарӣ[32] бозгид мегардад, оризӣ аст, на зотӣ. «Ва лайс-ал-хабару к-ал-муояна.+» Набинӣ, ки ба як сухан зан ба канори марди дигар равад ва мард зани дигар ба хона оварад. Ва миёни ду мард муҳаббати биззот мумкин аст ва миёни марду зан муҳоли сирф.

Агар гӯӣ, «ин тақрир мухолифи воқеъ аст, ки дар хориҷ бисьёр занон ба шавҳарон муҳиббу мушфиқанд»,—гӯем: «Он муҳаббат ва итоат низ оризӣ аст ва агар онро ба маҳаки имтиҳони занӣ, сақату музаҳраф барояд. Масалан, ба тариқи имтиҳон бо зане бегона мазоҳе кунӣ, ё ба амраде ихтилот, ки зан воқиф шавад,[33] онгоҳ туро ҷон сар*'' хазидан дар манзил намонад. Ё ба имтиҳон як ҳафта дар либосу маскан ва нафақа ба тариқи фуқаро сахт гирӣ, фарьёду фиғон ба бому дар боло равад ва кор ба маҳкамаи қозӣ кашад. Ва ба фарз агар дар ин имтиҳонот солим барояд, лоиян тазвиҷи дуввум кунӣ, ҷаҳонро бар ту тира гардонад. Агар гӯӣ: «Бе собиқаи ҷарима ва тақаддуми разила бечоразанонро аз неъмати ақл маҳрум сохтан[34] ва ба нуқсони зан[35] мавсум намудан[36]» ба муфоди ҳунна ноқисот-ул-ақли ва-д-дини+», ҷабри маҳз ва зулми бaхт бувад. «Ва ма-л-лоҳу юриду зулман ли-л-ибоди+». Чи бо вуҷуди нуқсони ақлу дин роҳи наҷот баста бо-

[29] Б—ҳамдигар
[30] АБ—набошад
[31] АБ—аст
[32] Б—зану шавҳар; А—зан, шавҳар
[33] Б—аст
[34] Б—намудан
[35] АБ—ақл
[36] Б—сохтан

ҳар дорӣ, набошад, ки хона ба кироя орӣ». Собуну оҳак[93] набувад, ки ман худро шустушӯ диҳам ва на орду равған ва ҳима, ки ба хӯрдани ту чизе омода гардонам», лочарам мо низ ҳама гурусна нишастаем, то ту он ва чи фармоӣ?!»

Аз истимои ин сухан нафас дар гулӯи мард банд шавад, алалфавр ба тараддуди наҷчи маош афтад ва ду-се моҳа наҷҳи хӯрду хӯрок муҳайё гардонад. Пас, ба тараддуди ҷиҳози хонаю зан афтад.

Ва дар ин моҳ ба ҳар ҷи аз аҳиббо ва ақрон бармехурад, нафас сусту лабон гирифта бошад. Ва гуяд: «Дар кори мустаъҷилам ва фурсати муҷовирату муколама надорам».

Ва дар моҳи чаҳорум он чи аз ҷиҳози хонаю зан фароҳам оварда бошад, албатта, он фавқи баъз аст ва дуни базъ. Зан ба аҳзи мартабаи дун эътирозҳо оварад ва гӯяд: «Ин палос, ки ба хона овардаӣ, палоси аҳли рустоқ аст ва ин либос, ки барои ман овардаӣ, дируз духтари фалона ходим бар лаби бом омад ва зани фалон обкаш аст беҳтар аз ин либос дар бар дошт. Ва ин мевае гуш ки ту гирифтаӣ, ба даҳ дирам намегардад. Ва фалон ки дуни туст, ба сад дирам барои зан мева гирифта».

Аз шунидани ин муздахрафот ақлу хиради мард ва мунтаҳои қоҳи димоғ мутаъайири гардад ва қувваи муфаккира[94] дар ҳуҷраи мутахайила хун гардад, зероки эътирозоти занон ва далели ақлию нақли муртафеъ намегардад. Ва ҳарчанд начҳу далел гӯӣ, шубҳа[95] ва эътироз[96] эшон зиёда шудан гирад, магар он ки сокит бошӣ ва муҷомалаю мудоро кунӣ.

Ва дар моҳи панҷум ба уриҳ гармоба рухсати хуруҷ талабад, агар монеъи шаръӣ гӯӣ, узри шаръӣ оварад ва агар дар манъ ҷозим бошӣ, айшат тираю мукаддар бувад.[97] Фалочарам, ба таъвилу ба шарти рафоқати маҳорим иҷозат фармой.»[98]

Зан дар рафтан ҳамчу рубоҳ рафта бошад ва дар омадан ажзаҳо[99] гашта, чин бар абру ва гиреҳ дар[100] ҷабин. Агар суол кунӣ, ҷавобе нашунавӣ, илло ба дурушти, ки чи ин чӣ қисмати[101] баду[102] толеи забун буд, ки ба дасти ту гирифтор шудам! Зани фалон, духтари фалонаро дар ҳаммом дидам, ки даҳ зан ҳамроҳи ӯ буданд ва аз ақибаш се қоб таоми қанди ва чинниҳои шарбат ходимонаш оварданд ва атбоаш пои уро дар замин расидан намемонданд ва чандин ҳукка собуну шишаҳои атр ҳамроҳи [ӯ]" доштанд. Ва фалона зан ин либос пушида ва фалона ин хулӣ баста. Ман монанди зани гадоӣ дар кунҷе ҳазида, ки кас аз занони ҳаммом ба ман илтифот накарданд[103] ва тар рафта, хушк берун омадам. Марди бечора ки ҳоли ду-се дирам ба

---

[93] АБ—нура
[94] АБ—мутафаккира
[95–96] АБ—эътирозу сафоҳати
[97] АБ—шавад
[98] Б—диҳи
[99] Б—ажзарҳо
[100] АБ—бар
[101–102] АБ—қисмату
[103] Б—накарда

пайки гармоба дода буд ва дилаш бар он месӯхт, ин ҳама сарзанишу танбиҳ бишунавад. Догӣ он дирамҳо аз*— дилаш*'' биравад ва* бузургтар ҷароҳате ба ҷояш биншинад.

Ва билҷумла агар дар як рӯз ба муқтазои табъи зан ҳазор динор сарф кунӣ ва шабхангомро[104] дар амри сахле мухолифи[105] раъйи ӯ бошӣ[106], он ҳама кардаи ту нокарда шавад ва*— гӯяд: «Ман аз ту чӣ дидам, ғайр аз кулфату коҳиш?! Ва мардон аз ин пеш дар ҳаққи занон кардаанд* ва ин ба таҷриба расидааст.»

Пас, агар зан карим-ун-нафс в-ал-асил бувад то як сол сирри мухолафат аз парда барнаёяд[107] ва агар лаима бувад, то шаш моҳ муроффакат ба мухолафат анҷомад. Лекин турфа сиррест, ки гуфтан натавон [Мард аз бадъи ин мухолафат пеши ҳамгинон маҳҷуб гардад, чи дар аввал назониста тарғибу тавсифи таахҳулу тазаввуҷ карда буд. Ва баъд аз он ки ҳақиқати ҳол дарёфт, ақл мухтал шуда бошад ва надонад, ки ин маънӣ ба чи ибора адо кунад, то бовар доранд, балки худ асло бовар накунанд. Балки бо вай худ ин миқдор фурсати тақрир ҳам набошад аз вуфури ашғол.[108] Ва дар ин ҳол агар аз вай суоле кунанд, ниҳояти он чӣ бар забони вай ояд, ин аст, ки гӯяд:

«[Халқон]'' бидонед то нахӯрӣ, надонӣ.»

Ва агар зан баъд аз соле фарзанд оварад, хосса нарина, рӯз ба рӯз ашғоли мард мутазоид[109] мегардад ва риштаи кабор ба сарону пош мепечад,[110] чун магаси низчон, ки ба тори анкабӯт гирифтор монад, ғайр аз он ки нолае кунаду дасту пое биҷунбонад, мақдураш набошад. Маазолика, захми анкабӯт мутаволӣ ва мутаоқиб бар аъзояш мерасад, магар ки собиқаи азалӣ лутфе орад, тӯфоне ё соиқае биҷунбад, ки [ин] торҳо бигусалад, ё офате ба анкабӯт расад то*'' магасакро умеди раҳоӣ ва наҷот бошад ва илло ҳамчунон дар он бало ҷон дода бошад.

Пас, зан* аз барои чиҳози нарина басе икрои ҳукмҳои[111] мумтаниъ ва даргалагаҳои муҳол кунад ва назирҳои номаҳдуд ва эътирозоти номувофиқ пеш орад, ки агар мард бад-он мутасаддӣ шавад, маҷмӯи сулу зиёни касбу даххаш мусоидат накунад. Ва агар ин фарзанд модина бувад, зан филҷумла ҳиҷил бошад ва фармон камтар диҳад, лекин аз тору пуд ва даҳон хона нохоре бениҳ* орад. Ва мард ҳар чи аз пӯшидани ва зинат ба хона орад, ба андаке «намулу рабул» гардад. Агар[112] таҷассуси бадит кунад, гӯяд: «Охир дар чиҳози духтар инчунон чизҳо бакор нест. Падарон дар ҳаққи духтарон чунину чунин ихроҷот[113] ва асбобу аданот кардаанд. Ман, ки ҳаққи худ барои ӯ мениҳам, ту манъ мекунӣ?!»

---

104 Б—шаб хангоми хобро
105—106 Б—мухолиф куни
107 Б—барнаёяд
108 Б—аштигол
109 Б—тазоид
110 Б—печида
111 АБ—аҳкоми
112 АБ—Ва агар
113 Б—хароҷот

ир ҳар касе натавонад ва бошад, ки эшонро[120] биранҷонад, ё зоеъ фурӯ гузорад ва бигурезад. Ва ҳар ки аз иёл бигурезад, чун бандае гурехта бошад, тоаташ напазиранд.

Ва дигар он чи гараз аз таволуду таносул ва эҷоди маърифату зикр бувад ва он мутанаффир шавад ва чун дили мард ба кори иёл мустаграқ гардад, аз сохтани зоди[121] охират бозмонад. Ва ҳарчи дилро аз зикри ҳақ машғул гардонад сабаби ҳалоки абадӣ бошад: Ли—қавлиҳи таъоло: «Ё айюҳа-л-лазина омануъ ло тулҳикум амволакум ва ло авлодакум ан-зикри-л-лоҳи*.»

Пас, харкиро моли ҳалол аз мерос, ё касбе ҳалол набувад, ё хулқи некӯ надорад, ё медонад, ки агар никоҳ накунад, дар фисқ намеафтад, ё донад, ки агар никоҳ кунад, аз ибодат мемонад, уро адами издивоҷ фозилтар бувад.

Ҳазрати Абдулло Аҳрор фармуда: «Эй фарзанд, никоҳ макун, ки толиби дунё шавӣ ва дар талаби дунё дин ба бод диҳӣ ва дугонаи намози саҳарӣро аз ҳазор зану фарзанд афзал шумор:

[Байт]

Эй гирифтору пойбанди иёл,
Дигар осудагӣ[122] мабанд хаёл
Шаб, ки акди намоз мебандам,
Чи хурад бомдод фарзандам?!

Ағрози мардон ва ағрози эшон дар амри издивоҷ мутафовит ва мухталиф бошад; баъзе барои айшу дилхушӣ ва шаҳватронӣ зан хоҳанд, бархе барои молбахшӣ ҷиҳати фарзанд, ҷамъе ҷиҳати сиёсати дин, ҷамъе барои такаффулу тимори хона. Ва чун ин маториб ҳама аз хавосси таркибу кунпати ҷолибон шахсонист ва ҳадди он* ва меъёри ин дар замонҳо ин ҷамоат мутаайин[123] ва муқаррар набуда, балки «муҷаррад-равии гон ва ваҳм аст,[124] ки тахайюл кардаанд, баъд аз он ки ба тазвиҷ мубодарат кунанд, ҳеҷ аз он андешаҳо ба ҳусул наёмада[125] бувад,[126] балки ҳамаи қазоё маъкус ва натиҷаҳо манкус афтад. Масалан, марде моли вофир дорад ва асбоби таҷаммул[127] ба камол, табъи ӯ айшу ишрат мехоҳад, бад-ин тахайюл ихтиёри тазвиҷ мекунад. Баъд аз он ки зан ба хона оварад, мебинад ки кӯҳи ғам ба хона кашида ва фароҳу ашёти собиқ аз хона ба бом давида. Сабаб он ки одати[128] абнои рӯзгор он аст, ки зан аз ҷойгоҳи баланд ва абнои ағниё талабанд ва ба аслу насаб ва шарафи нафс ва хиссати он кор надоранд. Пас, ин зан низ муназзама ва мутамаввила бошад. Ва басо бувад, ки амволу ақрони ӯ ба асбоби ҷоҳ ва иқтидор издивоҷ ёфта бошанд ва ин зани ҳолат-ут-таҷрид мофавқи

120 Б—онҳоро
121 АБ—кор
122 АБ—осудагӣ
123 АБ—муайян
124 АБ—бошад
125—126 АБ—нарасид
127 АБ—таҷаммул
128 Б—одата

оҳоре барои заношавҳарӣ таҳайюл ва тасаввур карда; яъне фалона аъёну амсоли ман, ки дуни ман аст, зани вазир шуд, шояд ки ман ҷуфти амир бошам

Пас, ин мард ба воситаи он ки фавқи баъз аст ва дуни баъз, ҳеҷ фиълу қавл бар тибқи марзои зан натавонад кард, зеро ки дар ҳар мартаба тасаввур ва таҳайюли зан дар мофавқи ин мард бувад. Фалоҷарам, айши мард мухтал бошад ва кор ба гуфтугӯ кашида, ки «ту чӣ будӣ ва ман кӣ будам?!»

Пас, ниҳояту дилхушӣ, ки мардро собиқ буд, ба ҷое рафта бувад. Ва аммо он ки ба тамаъи мол иртикоби тазвиҷ намуда-бад-ин таҳайюл, ки «агар мувофиқи мизоҷи зан муомала кунам, ҳамаи амволу амлоки худро бо ман тафвиз кунад.» Ва ин аблаҳ надонад, ки яке аз он чи мувофиқи мизоҷи зан аст, он аст, ки мард дар моли ӯ тамаъ накунад ва ӯро ба ҷамеъи мол-амлоки худ мутасарриф ва мутамаллик гардонад, балки барои хидмати ӯ ҷавориву каниз оварад ва барои нишасти ӯ манзили ороста омода кунад. Ва ҳар рӯзе либосҳои гаронбаҳо ва ҷадид муҳайё кунад. Ва ҳол он ки ғараз аз тазвиҷи зан низ ҳамин аст, ки мард ба таҳаҳҳуд ва тимори ман мутасаддӣ гардад ва моле, ки дорам, ба ҷое на-равад, ё ба моли ман тиҷорат кунад, ки дар рибҳ[129] афзояд ва сармоя накоҳад,[130] аз зарари дарюзаӣ ва хидмати халқ халосиам бошад.

Пас, агар мард аз ӯ таваққуи молу хидмат кунад, ё дар ҳосили касбу кори ӯ ҷаҳд дорад, душмани ӯ бошад, ё он ки як фалсе аз моли зан бе мазаллат ситадан муҳоли сирф аст.[131] Ва фарзи мурофақат ва мувофақат агар дирамеву диноре биситонад, ба андак муддате кори ӯ ба бесомонӣ ва хорӣ кашад ва ба гадоӣ тамаъ анҷомад.

Ва онон, ки аз моли зан таматтуъ бардоштаанд ва бармедоранд, нодиранд ва мавқуф ба чанд муқаддима, ки камтарош тағаллубу тасаллути зан аст бар мард. Ва ҳол он ки ӯ, субҳонаҳу, ахбор ба акс фармуда, ки «ар-риҷолу қаввомуна ала-н-нисо*», на ки «ан-нисоу қаввомуна ала-р-риҷоли*». Ҷи биттабъ зан таъаввули мардро намехоҳад, ки мабод[132] ба болои ӯ зани дигар оварад,[133] ё ҷавори бихараду кучмо кунад.

Ва аммо он ки барои фарзанд доиии таноккуҳ дорад, мебинад, ки акиффо ва ақрони ӯ фарзандони солеҳ доранд, аз ҷиҳати ҳубби нафс, ки аксар ҷуҳалоро сабаби ғафлат ва тарафаффуъ мешавад ва кабоеҳу шурури худро намебинанд ва ҳама кирдору гуфтори худро мустаҳсан мешуморанд. Ин мард низ тасаввур мекунад, ки ман ба ин ақлу фатонат ва зеҳну заковат агар зан кунам, фарзанди ман раиси шаҳр ва Буалии* аср хоҳад буд, чунон ки аз фалон аблаҳ чунон писаре зирак омада. Ва чун никоҳ кунад, фарзанд шуму зуд афтода бувад ба сабаби таҳлити шубаҳот ва муҳаррамот дар нафақот; ё мубоширот ва мусоҳибати ноҳан-

129—130 АБ—ранҷ,* ва сармоя афзояд; *А—рибҳ

131 АБ—бошад

132 Б—мабодо

133 Б—хоҳад

том, ки мард вақте маҳмуд барои сӯҳбат мехоҳад, дар он ҳол зан ба мукаламае собиқтар аз мард ошуфта бувад ва тан дариадиҳад ё узре шаръӣ оварад; ва ба вақте махсус, ки аз рӯи шариат ва одобу ҳикмат маҳзур дорад ва марди мутанаффир дар он амр тарғиб медорад. Фалоҷарам, ҳоҷабачагони мақбул, ки адам аз вуҷудашон[134] беҳтар бувад, дар канор оянд. Ва голибан шақовати авлод аз адами таҳорати абавайн бувад:

[Қитъа]*

Соло бар ту бигзарад, ки гаҳе
Нақуни ёди турбати падарат.
Ту ба ҷон падар чӣ кардӣ хайр,
Ки ҳамон чашм дорӣ аз писарат!

Ва аммо он ки дони ибодату таҳорат дар никоҳ дорад, марде бошад огушта ба лаҳву[135] лаъб[136] ва фиску фуҷур, гумон мекунад, ки ин фасод дар табиати ман аз ҷиҳати безанӣ бошад. Агар маро зане мувофиқи маром бошад, ҷуз аз* ибодату салоҳ аз ман коре наёяд. Ва ҳол он чӣ ман дар он огуштаам, маъзуру маҷбур. Ва баъд аз он ки зан кунад, фиски сағир[137] ба кабира мунҷарр шавад ва гуноҳе, ки бад-он камтар қудрат меёфт, бештар қодир шавад, чи марде, ки волеҳу мулаъ ба фиску фасод бошад ва аз он носабур ,тавбаи аразӣ,[138] ки аз ҷиҳати тазвиҷ ояд, он ба андак ғоила бишканад.

Пас, табъи мард гоҳу ногоҳ мутақозии сӯҳбат бошад ва иштиҳо ҷозиб. Зан, ки таҳаҳҳуду тимори хона дорад аз нухту сохт, аксаре меафтад, ки фурсат надорад, ё ба ашголи авлод гирифтор аст, ки дар вақти тақозои мард худро сохта наметавонад.

Фалоҷарам, кина дар дили мард афтад, ки бо ман итоат намедорад ва ризои ман[139] маръи[140] намедорад. Ва басо дар ин маҳалл гавғою шӯр бунёд афтад ва низоъ на ҷидол хезад. [Ва] чун табъи руҷулият бизоти олӣ аст, забунию маҳкумӣ намехоҳад ва ба таваллуқу лобаҳ гардан намениҳад. Ва агар ниҳад, умури манзили мухталл мешавад ва мағлубу маҳкури зан мегардад. Пас, аз наҳвати мардӣ ҳифзи тавба ва инобат натавонад кард, лобуд дар талаби фиски ҳаром афтад ва шабхою рӯзҳо дар манзил набошад. Ва баъд аз ин зан дар тазкия ва таҳқиқи аҳволи мард афтад. Агар донад, ки имшаб мард мубошири[141] қаҳбаест, ё мусоҳиби амрадe, аз он фасоди азим таваллуд[142] кунад ва ғаяою шааф[143] аз дару бом боло равад. Ва бувад, ки зан низ ба рағми мард «илло мо-ассамаллоҳу+» ба фиску фасод афтад ва муфоди «аз-зонӣ ло янкаҳу илло зонийтан ва-з-зонияту лоянкаҳуҳо илло зонин+», ба вуқӯъ анҷомад.

---

134 Б—вуҷуди эшон
135—136 АБ—лаъбу лаҳв
137 АБ—сағира
138 АБ—ғаразӣ
139—140 АБ—марди мурувват
141 АБ—мусоҳиби
142 Б—тавлид
143 Б—шаъб

Ва аммо он ки ба тараққуи осоишу оромиши авлод ва забту сиёсати аҳвол ихтиёри тазвиҷ кунад, баъд аз таноккуҳ мебинад, ки амволи хона бештар аз аввал талаф мешавад ва авлоди мучаркану[144] гарангтар аз аввал мегарданд,[145] ба иллати он ки дили мард доим нигарони фарзандон[146] бошад ва муҳаббат бо зани дуввум ба ду нима бошад, аз ин ҷиҳат зан ба ғайрат ва муҷонабат авлоди ӯро шум гирад ва камоҳӣ ба ҳоли онҳо напардозад. Ва чун аҳмоли зан дар ин маънӣ бар мард зоҳир шавад, бувад, ки гӯяд: «Ман туро ба василаи инон хостаам, ки тимори авлоди ман кунӣ». Зан агар фарзанд надорад, ба ҳасад амволи ӯро ба зиёъ медиҳад ва агар дорад, ба таассуб изҳор мекунад. Ва биллҷумла амри маош ва манзили мард доим[147] мухтал бувад ва ҷамъияти авқот мутафарриқ.

Пас, ҳар калом аз ин ҷамоа, ки бардӯрӣ ва аҳволпурсӣ кунӣ, кафи афсӯс ба ҳам занад[148] ва гӯяд: «Эй вой, беҳ нашуда, [ки] батар шуд!»

Он дӯст гуфт: «Ин ҳама таҳқиқот, ки ҳама муқаддимоташ мудаллал аст ва мусаллам овардӣ ва қазиё, ки дар «Офоқу анфус» мутобиқ аст, тақрир додӣ, «назаран илло ҳозо» бобӣ таволуду таносул баста мешавад ва риштаи наслияту иҷтимоъ аз ҳам бигусалад. Кист, ки баъд аз истимоъи ин ҷумла ихтиёри зан кунад ва баъд аз мутолаи ин намика хаёли кадхудоӣ дар хотир гузаронад, магар он ки чун баҳима ҳама ҳимматаш хӯрдану шаҳват рондан бувад ва аз одамият ному нишон надониста ва лаззати ҳаёт ҳамин хуби шаҳват ақида карда. Боре дар далоили котеъа аз аҳодиси соҳиби шариат саллаллоҳу алайҳи ва саллам чӣ вуҷуҳ андешидаӣ ва мадлули онро ба чӣ қарор додаӣ, мисли «ат-тазаввуҷу баракатун»; ва «ан-никоҳу суннатӣ», ва «аҳаббу илайя мин дунёкум салосун: ат-тибу ва-н-нисоу ва қурратu айнӣ фи-с-салоти»; ва «лияттахизу аҳадукум лисонан зокиран ва қалбан шокиран ва завҷатан муъминатан маритатан ва касиру авлодакум би-н-никоҳи*».

—Гуфтам: «Ин эътирози ту нарасад, чи онифан имо рафт, ки ҳар ки мутахаллиқ ба ахлоқи набавӣ[149] набувад ва молу касби ҳалол надорад, ё сабуру мутаҳаммил набувад, зан накунад, ки дину дунё ба зиёъ дода бошад.

Ва чун нузули «Қуръон» ва ваҳдату таҳнифоти он бар тибқи ақвол ва таомули аъроб воқеъ шуда, чаро ҷоиз набувад, ки аҳодиси тоҳира бар вафқи ахлоқи* занони аъроб бошад, зероки иффату ҳаё ва покӣ дар ишқу муҳаббат ва таҳорати ахлоқ аз сифати занони араб аст ва бо он ки дар он замон ҳанӯз ситр нозил нашуда буд, исмати «Лайлӣ ва Маҷнун», «Ҷамило ва Бишр» ҳикояте машҳур аст ва дар кутуби [таворих] мастур. Ба хилофи за-

[144] Б—чиркину
[145] АБ—ба назар дармеоянд
[146] Б—фарзанд
[147] Б—доимо
[148] АБ—сояд
[149] АБ—марзии

ёни ачам, хосса билоди турк, ки аниу мардон обруи исмату иффатро ба хоки хабосат ва начосат рехтаанд ва хокистари нохифози ва бетаҳоратӣ бар фарки хаё ва закоъ афшонда. балки ииноати фиск дар сохати аколим аз тараддуди мардуми турк аст, ба воситаи он ки билоди машхураи Туркистон дар тарбияти Миррих аст ва мавлидаи онхо ба фиску фасод биттабъ моил бошанд. Ва аз ин мардум хар чо, ки раванд, ин дуккон бинишонанд. Ва дар ин умр, ки мо дар[150] онем[151], аз аҳли шабоб то ин боб шунудем ва дидем, ки дар хар диёр, ки аз ин мардум омад-шуд[152] намуданд,[153] фиску фасод яке бар дах боло гирифт ва қабл аз ихтилоти онхо бад-он[154] масоба набуд.* Пас, ин фасод дар табиати занони ин диёр низ ба сабаби истеъдоди зоти ва моддӣ ғолибтар бошад ва дар пайвачи занони аъроб баракат аст ва дар ихтилочи ниин накбат.*

Ва кавли он сарвари саллах алайхи ва саллам, ки «хайр-уннисои ракибна-л-ибила'» муайиди ин такрир аст. Ва он шанидаи, ки яке аз ашрат мубашшира* Абдурахмон [ибни] Авф*, разиаллаху анху, дар баъзи хол бисёр бе баргу наво[155] буд ва кодир бар иктисоби кути ямини не. Пеши он сарвар, саллаллох алайха ва саллам, истишора бурд, ки дунё маро фурӯ гузошта аст, бо он ки зан доштт. Он хазрат[156] фармуд, ки «зан кун»—Нейрист гуфт, ки «ман ба яке дармондаам, чун кунам?» Аз сафои акидат донист, ки он хитоби «ин хува илло вахйун юхо»* аст, зани дигар овард. Ташвиши вачхи маош аз аввал хам зиёдтар шуда[157] дигар бор* истиғоса намуд. Он сарвар фармуд, ки «зан кун, «линнаҳа фиҳи баракат-ул-ҳаққи»», занони у ба иттифок бемухолафату нифок яке пашм мечид, дигар мересид ва дигаре буи меомад ва дар маротеъ ва маличеъ уштурон[158] медид ва пашмхо тира меовард ва ба хона мекашид. Ва бад-ин нахч мол андохта,[159] рамахо аз гусфанду шут ба хам оварданд, то кор бад-он чо расид, ки баъд аз он сарвари [олам] саллаллох алайха ва саллам, умм-ул-муъминин Оиша* сиддика, разиаллаху анхо рӯзе аз пагох то шом овози тараддуди маркабу сутур ва чалочили шутур мешунид, пурсид, ки «охир он чӣ ғавғост, магар асхоб тараддуди ғазве доранд?»

Хабар доданд, ки «гумоштагони Абдурахмони Авф* аз Шом расида[160] ва матоъ ва кумоши [фаровон] оварда[161].»

—Гирьён шуду гуфт: «Сидки расулуллох алайха ва саллам хадисе аз он сарвар, саллаллох алайха ва саллам ёд дорам, [ки] аз пайғамбарон охир касе, ки ба биҳишт равад, Сулаймон*, ал-

---

[150—151] Б—дорим
[152—153] Б—омаданд
[154] Б—бад-ин
[155] Б—бенаво
[156] Б—хазрат, саллаллох алайха ва саллам
[157] АБ—шуд
[158] АБ—шутурон
[159] АБ—андухта
[160] АБ—расидаанд
[161] АБ—кашида

Он дӯсти [ман] гуфт: Тамҳиди муқаддимоти матинат рафъи шубаҳот кард ва тақрири калимоти ширинат кашфи муғлақот намуд:

[Байт

Ҳаргиз кас нишон надиҳад дар басити хок
Монанди фикри софи ту ҳаллоли мушкилот]

Ва муҳаққақ[172] шуд[173], ки иртикоби заноиӯй бе илтизоми ғаму кулфат муяссар намешавад[174] ва иқдом дар тариқи кадхудой бе таслими хоҳишу кудурат мутасаввир на[175]. Боре мизонею меъёре таъйин[176] кун, ки мард чун бад-он поя ояд, толиби тазвиҷ шавад ва ҷое муқаррар гардон, ки зан аз он ҷо талабад ва фавоиди никоҳу одоби баъд аз онро тасвир кун, то тасвияю таъдил ҳосил ояд. Ва шояд, ки бад-ин зобита тақлили ҳамму[177] ғам ва фароғе филҷумла аз никоҳ сурат бандад.[178]»

—Гуфтам: «Шурути ихтиёри таалуқ назар ба вазъи замону макон ва он чи ба мо гузашта ва он чӣ аз ҳамгинон ба мо расида ва он чӣ аз наздику дур шунидаему дидаем, шарти аъзам он аст, ки марди кадхудо модар надорад ва агар дорад, бояд ки манзили зан аз модар дур дорад, дар сурате, ки модар дар иёли ӯ бошад. Ва асбоби маоши модар, фи нафсиҳи, ба тариқи истиқлол мураттаб дорад, ки агар ба узри аламе иститоат дар як макон дорад, сахтӣ бинад ва ташвиш кашад ба воситаи носозгории зан ва модаршӯ, то мулоқоти ин ду дар моҳе, ё ҳафтае ба тариқи меҳмонӣ афтад ҳадди мулоқот, то он ҷо, ки ба ахлоқ ва авзоъи ҳамдигар воқиф нашаванд, алалфавр бисоти маҷлис дарнавардонад. Ва ин боби аъзам аст дар ифсоди заношӯй ва вайронии саранҷоми маҳомми манзили мард.

Ва лобуд минаттафсил. Ва он чи ба таҷриба ва ҳадс ба мо ҳосил шудааст[179] «нафъан ли-л-омма»+ тақрир[180] медиҳем.[181] Зероки маъзаллаи иқдоми бисёре аз аҳли таалуқ дар ин ҷост, ки ҳеҷ касе ба ҳақиқати хусумати зану модаршӯй камоҳӣ пай набурда ва он чи аз нукоту ишорот, ки дар ваҷҳи он мегӯянд ва меоранд нақлан, ташаффии хотир намекунад ва мушкили биҳеҷ набуда.[182]

Бидон, ки мабнои ин адовату хусумат бар ду даъвӣ аст, ки яке бар ҳақ бувад ва яке бар ботил. Ва чун асли даъвӣ мар ҳарду тарафро аз инбоиси хоҳиши нафс аст ва ҳудудаш номутааййин бошад ва миқдораш номуқаррар ва ҳусули натиҷа номаълум ба ҷиҳати он ки ин ҳарду ва ақлу дин дар пояи нуқсон афтодаанд ва забти ҳадд кардан наметавонанд ва на фавоиду сифоти хусумат шумурдан «ло-ала-т-таъйин»+ ба ҳамдигар уфтанд ва

---

172—173 АБ—ба таҳқиқ расид
174 АБ—нашавад
175 АБ—нагардад
176 Б—муайян
177—178 АБ—ғам ва ҳам(м) фароғи, филҷумла, даст диҳад аз никоҳ
179 Б—шуда
180—181 АБ—тафсил медиҳам ва тақрир мекунам
182 АБ—набудааст

